

1
Ҷон, эй сафарӣ, азми куҷо аст? Куҷо?
Ҳар ҷо ки равӣ, нишастаӣ дар дили мо.
Чандон ғами дарёст туро чун моҳӣ,
К-афшонд лаби хушки ту дурри дарё.

2
Худро ба ҳиял дарафканам маст он ҷо,
То бингарам он ҷону ҷаҳон ҳаст он ҷо.
Ё пой расонадам ба мақсуду мурод,
Ё сар биниҳам ҳамчу дил аз даст он ҷо.

3
Овози туро табъи дили мо бодо,
Андар шабу рӯз шоду гӯё бодо.
Овози ту гар хаста шавад, хаста шавем,
Овози ту чун ной шакархо бодо!

4
Ошиқ ҳамасола масту шайдо бодо,
Девонаву шӯридаву расво бодо!
Бо ҳушёрӣ ғуссаи ҳар чиз хӯрем,
Чун маст шудем, ҳарчӣ бодо, бодо!

5
Гар умр бишуд, умри дигар дод худо,
Гар амри фано намонд, на-к умри бақо.
Ишқ оби ҳаёт аст, дар ин об даро,
Ҳар қатра аз ин баҳри ҳаётест ҷудо.

6
Афсӯс, ки бегоҳ шуду мо танҳо,
Дар дарёе канорааш нопайдо.
Киштиву шабу ғумуму мо меронем

Дар баҳри худо ба фазлу тавфиқи худо.

7
Дидам дар хоб соқии зеборо,
Бар даст гирифта соғари саҳборо.
Гуфтам ба хаёлаш, ки: «Ғуломи ӯйӣ,
Шояд, ки ба ҷойи хоҷа бошӣ моро».

8
Ин оташи ишқ мепазонад моро,
Ҳар шаб ба харобот кашонад моро.
Бо аҳли харобот нишонад моро,
То ғайри харобот надонад моро.

9
Эй боди саҳар, хабар бидеҳ мар моро,
Дар раҳ дидӣ он дили оташпоро?
Дидӣ дили пуроташи пурсавдоро,
К-аз оташи худ бисӯхт сад хороро?

10
Эй хоҷа, ба хоб дар, набинӣ моро,
То соли дигар, дигар набинӣ моро.
Эй шаб, ҳар дам, ки ҷониби мо нигарӣ,
Бе рӯшании саҳар набинӣ моро.

11
Эй он-к наёфт моҳи шаб, гарди туро,
Аз моҳи ту тӯҳфаҳост шабгарди туро.
Ҳарчанд, ки сурхрӯст атрофи шафақ,
Шаҳмот ҳамешаванд рухи зарди туро.

12
Умрест надидаем гулзори туро
В-он наргиси пурхумори хаммори туро.
Пинҳон шудайӣ зи халқ монанди вафо,
Дерест надидаем рухсори туро.

13
Эй дӯст, ба дӯстӣ қаринем туро,
Ҳар ҷо, ки қадам ниҳӣ, заминем туро.
Дар мазҳаби ошиқӣ раво кай бошад,
Олам ба ту бинему набинем туро?!

14
Якчанд ба тақлид гузидам худро,
Нодида ҳаме ном шунидам худро.
Дар худ будам, з-он насазидам худро,
Аз худ чу бурун шудам, бидидам худро.

15
Гаҳ мегуфтам, ки: «Ман амирам худро»,
Гаҳ наъразанон, ки ман асирам худро.
Он рафт, аз ин пас напазирам худро,
Магрифтам ин ки ман нагирам худро.

16
Бар раҳгузари бало ниҳодам дилро,
Хос аз пайи ту пой гушодам дилро.
Аз бод маро бӯйи ту омад имрӯз,
Шукронаи он ба бод додам дилро.

17
Он кас, ки бибастааст ӯ хоби маро,
Тар мехоҳад зи ашк меҳроби маро.
Хомӯш маро гирифту дар об афканд,
Обе, ки ҳаловате диҳад оби маро.

18
Он вақт, ки баҳри кулл шавад зоти маро,
Рӯшан гардад ҷамоли зарроти маро.
З-он месӯзам чу шамъ, то дар раҳи ишқ,
Як вақт шавад ҷумлаи авқоти маро.

19
Аввал ба ҳазор лутф бинвохт маро,
Охир ба ҳазор ғусса бигдохт маро.
Чун мӯҳраи меҳри хеш мебохт маро,
Чун ман ҳама ӯ шудам, барандохт маро.

20
Дастони касе дасти занон кард маро,
Беҳашмату беақл равон кард маро.
Ҳосил, дили ӯ дили маро гардонид,
Ҳар шакл, ки хост, ончунон кард маро.

21
Гӯям, ки: «Кист рӯҳафроз маро?»,
Он кас, ки бидод ҷон аз оғоз маро.
Гаҳ чашми маро чу боз бармебандад,
Гаҳ бигшояд ба сайд, чун боз маро.

22
Ҷуз ишқ набуд ҳеч дамсоз маро,
Не аввалу не охиру оғоз маро.
Ҷон медиҳад аз даруна овоз маро,
К-эй коҳили роҳи ишқ, дарбоз маро.

23
Лоҳавла ва ло, суд кунад он ғамро,

К-аз дев расад ҷон банӣ одамро.
Он к-аз дами лоҳавла ва ло, ғамгин шуд,
Лоҳавла ва ло, фузун кунад он дамро.

24
Зинҳор, дило, ба худ мадеҳ раҳ ғамро,
Магзин ба ҷаҳон суҳбати номаҳрамро.
Бо тарраву ноне чу қаноат кардӣ,
Чун тарра масанҷ сиблати оламро.

25
Ошиқ шаби хилват аз пайе пайгумро,
Бисёр бувад, ки каж ниҳад анҷумро.
Зеро, ки шаби висол заҳмат бошад,
Аз дидаи дида дидаи мардумро.

26
Ман зарраву хуршедлиқойӣ ту, маро,
Бемори ғамам айни давойӣ ту, маро.
Бе болу пар андар пайи ту мепаррам,
Ман каҳ шудаам, чу каҳрабойӣ ту, маро.

27
Эй ашки равон, бигӯ дилафзойи маро,
Он боғу баҳору в-он тамошойи маро.
«Чун ёд кунӣ шабе ту шабҳойи маро,
Андеша макун беадабиҳойи маро».

28
Ин рӯза чу ғарбел бибезад ҷонро,
Пайдо орад қурозайи пинҳонро.
Ҷоме, ки кунад тира маҳи тобонро,
Бе парда шавад, нур диҳад кайвонро.

29
Он асли сухан, ки ҷон диҳад мар ҷонро,
Бе ранг чу ранг бахшад ӯ марҷонро.
Моя бахшад машъалаи имонро,
Бисёр бигуфтему нагуфтем онро.

30
Эй дарёдил, ту гавҳару марҷонро
Дарбоз, ки роҳ нест камхарҷонро.
Тан ҳамчу садаф, даҳон кушодаст, ки: Оҳ,
Ман кай гунҷам, чу раҳ нашуд марҷонро?!

31
Дар ҷони ту ҷонест, биҷӯ он ҷонро,
Дар кӯҳи танат дурре биҷӯ он конро.
Сӯфийи раванда, гар ту он меҷӯйӣ,

Берун ту маҷӯ, зи худ биҷӯ ту, онро.

32
Бегоҳ шудаст, лек мар серонро,
Серӣ набувад ба ҷуз, ки идберонро.
Чӣ рӯзу чӣ шаб, чӣ субҳи далеронро,
Чӣ гургу чӣ мешу барра, мар шеронро.

33
Аз хок надида тира айёмонро,
Аз дур надида дӯзахошомонро.
Даъво чӣ кунӣ ишқи дилоромонро?!
Бо ишқ чӣ кор аст накӯномонро?!

34
Дар чашм бубин ду чашм он мафтунро,
Некӯ бишунав ту нуктаи бечунро.
Ҳар хун, ки бихурдааст он наргиси ӯ,
Аз дидайи ман равона бин он хунро.

35
Ғам худ кӣ бувад, ки ёд орем ӯро?!
Дар дил чӣ, ки бар хок нигорем ӯро?!
Ғам бодом аст, лек бас бемағз аст,
Гар сар наниҳад мағз, барорем ӯро.

36
Ман таҷриба кардам санами хушхӯро,
Селоби сияҳ тира накард он ҷӯро.
Як рӯз гиреҳ набаст ӯ абрӯро,
Дорам пайи маргу зиндагонӣ ӯро.

37
Кӯтоҳ кунад замона ин дамдамаро
В-аз ҳам бидарад гурги фано ин рамаро.
Андар сари ҳар касе ғурурест, валек
Силии аҷал қафо занад ин ҳамаро.

38
Як турфа асост Мӯсии ин рамаро,
Як луқма кунад, чу бифканад ин ҳамаро.
Не сур гузорад ӯю не мулҳамаро,
Ҳар ақл накард фаҳм ин замзамаро.

39
Ишқи ту бикушт туркию тозиро,
Ман бандаи он шаҳид в-он ғозиро.
Ишқат мегуфт: «Кас зи ман ҷон набарад»,
Ҳақ гуфт, дило, раҳо кун ин бозиро.

40
Эй дода ба нон гавҳари имонеро,
Дода ба чаве қалб, яке конеро.
Намруд чу дилро ба Халиле насупурд,
Биспурд ба пашша лоҷарам ҷонеро.

41
Эй сарви равон, боди хазонат марасо,
Эй чашми ҷаҳон, чашми бадонат марасо.
Эй он-к ту ҷони осмониву замин,
Ҷуз раҳмату ҷуз роҳати ҷонат марасо.

42
Дуди дили мо нишони савдост, дило
В-он дуд, ки аз дил аст, пайдост, дило.
Ҳар мавҷ, ки мезанад дил аз хун, эй дил,
Он дил набувад, магар, ки дарёст, дило.

43
То нақши хаёли дӯст бо мост, дило,
Моро ҳама умр худ тамошост, дило.
В-он ҷо, ки муроди дил барояд, эй дил,
Як хор беҳ аз ҳазор хурмост, дило.

44
Эй ҳар, ки бихӯрд шарбат аз машраби мо,
Масте гардад, ки рӯз бинад шаби мо.
Эй ҳар, ки гурехт аз дари мазҳаби мо,
Гӯшаш бикашад фарох то мазҳаби мо.

45
Бо ишқ равон шуд аз адам маркаби мо,
Рӯшан зи шароби васл доим шаби мо.
З-он май, ки ҳаром нест дар мазҳаби мо,
То субҳи адам хушк наёбӣ лаби мо.

46
Эй ҳар ки гирифт миллату мазҳаби мо,
Сад ҷони бараҳна бинад аз қолаби мо.
Эй ҳар ки бихӯрд шарбат аз машраби мо,
Масте гардад, ки рӯз бинад шаби мо.

47
Чун зуд набишта буд ҳақ, фурқати мо,
Аз баҳри чӣ буд чангу он ваҳшати мо?
Гар бад будам, бирастӣ аз заҳмати мо
В-ар нек будам, ёд кунӣ суҳбати мо.

48
Ишқ аст тариқи роҳи пайғамбари мо,

Мо зодаи ишқу ишқ буд модари мо.
Эй модари мо, нуҳуфта дар чодари мо,
Пинҳон шуда аз табиати кофари мо.

49
Аз бодаи лаъл ноб шуд гавҳари мо,
Омад ба фиғон зи дасти мо соғари мо.
Азбаски ҳамехӯрем май бар сари май,
Мо дар сари май шудему май дар сари мо.

50
Гар ман бимирам, маро биёред шумо,
Мурда ба нигори ман супоред шумо.
Гар бӯса диҳад бар лаби пӯсидаи ман,
Гар зинда шавам, аҷаб мадоред шумо.

51
То кай бошӣ зи даври назорайи мо?!
Мо чорагарему ишқ бечорайи мо.
Ҷон кист? Камина тифли гаҳворайи мо,
Дил кист? Яке ғарибе оворайи мо.

52
Гаҳ рашк барад фаришта аз покии мо,
Гаҳ бигрезад дев зи бебокии мо.
Ҳаммоли ҳақ аст ин тани хокии мо,
Аҳсант, зиҳӣ, чустию чолокии мо.

53
Нури фалак аст ин тани хокийи мо,
Рашки малак омадаст чолокийи мо.
Гаҳ рашк барад фаришта аз покийи мо,
Гаҳ бигрезад дев зи бебокийи мо.

54
Анҷирфурӯшро чи беҳтар, ҷоно?
Анҷирфурӯшӣ, эй бародар, ҷоно?
Сармаст зийему маст мирем, эй ҷон,
Ҳам маст давон-давон ба маҳшар, ҷоно.

55
Танбӯр чу тан танин барорад ба наво,
Занҷир дар он шавад, диле бе сару по.
Зеро ки ниҳон дар маҳаш овози касе,
Мегӯяд, ки: «Эй хастаи гумроҳ, биё».

56
Он кас, ки туро нақш кунад ӯ танҳо,
Танҳо нагузорадат миёни савдо.
Дар хонаи тасвири ту, яъне дили ту,

Баррӯёнад дусад ҳарифи зебо.

57
То бо ту бувам, нахуспам аз ёриҳо,
То бе ту бувам, нахуспам аз зориҳо.
Субҳоналлоҳ, ки ҳар ду шаб бедорем,
Ту фарқ нигар миёни бедориҳо.

58
Эй чархи фалак, зи макру бадсозиҳо,
Аз натъи дилам бибурдайӣ бозиҳо.
Рӯзе бинӣ маро ту бар хони фалак,
Созам чун моҳ косапардозиҳо.

59
Аз оташи ишқ дар ҷаҳон гармиҳо
В-аз шири вафош дар ҷафо нармиҳо.
З-он моҳ, ки хуршед аз ӯ шарманда-ст,
Бе шарм бувад мард? Чӣ бе шармиҳо?!

60
Эй дар сари зулфи ту парешониҳо
В-андар лаби лаълат шакарафшониҳо.
Гуфтӣ: «Зи фироқи мо пушаймон гаштӣ»,
Эй ҷон, чӣ пушаймон, ки пушаймониҳо?!

61
Дар сар дорам зи май парешониҳо,
Бо қанди лаби ту шаккарафшониҳо.
Эй соқии пинҳон, чу паёпай кардӣ,
Расво шавад ин дам ҳама пинҳониҳо.

62
То ишқи туростин шакархойиҳо,
Ҳар рӯз, ту гӯш дор, сафройиҳо.
Корат ҳама шаб шаробпаймойиҳо,
Макру дағалу хусуматафзойиҳо.

63
Эй он ки чу офтоб фард аст, биё,
Бе рӯйи ту боғу барг зард аст, биё.
Олам бе ту ғубору гард аст аст, биё,
Ин маҷлису айш бе ту сард аст, биё.

64
Он шамъи рухи ту лаганӣ нест, биё
В-он нақши ту аз оби манӣ нест, биё.
Дар хашм макун ту хештанро пинҳон,
К-он ҳусни ту пинҳон шуданӣ нест, биё.

65
Ҷоно, ба ҳалоки банда мастез, биё,
Ранге, ки ту донӣ, ту баромез, биё.
Эй макр даромӯхта ҳар ҷонеро,
Як макр барои ман даромез, биё.

66
Эй сабзии ҳар дарахту ҳар боғу гиё,
Эй давлату иқболи ману кору киё.
Эй хилвату эй самоъу ихлосу риё,
Бе ҳазрати ту ин ҳама савдост, биё.

67
Гар бӯй намебарӣ дар ин кӯй, маё!
В-ар ҷома намеканӣ, дар ҷӯй, маё!
Он сӯй, ки сӯйҳо аз он сӯ ояд,
Мебош ҳамон сӯю бад-ин сӯй, маё.

68
Шаб гардам, гирди шаҳр чун боду чу об,
Аз гаштани гирди шаҳр кас ёбад хоб?!
Ақл аст, ки чизҳо зи мавзеъ ҷӯяд,
Тамйизу адаб маҷӯ ту аз масту хароб.

69
Дил аз ҳаваси ту чун рубоб аст, рубоб,
Ҳар пора зи сӯзи ту кабоб аст, кабоб.
Дилдор агар зи дарди мо хомӯш аст,
Дар хомӯшӣ дусад ҷавоб аст, ҷавоб.

70
Аз бонги Сирофил дамидаст рубоб,
То тозаву зинда кард дилҳои кабоб.
Он савдоҳо, ки ғарқа гаштанду фано,
Чун моҳиякон баромаданд аз таки об.

71
Ё раб, ё раб, ба ҳаққи тасбеҳи рубоб,
К-иш дар тасбеҳ сад савол асту ҷавоб.
Ё раб, ба дили кабобу чашми пуроб,
Ҷӯшонтар аз онем, ки дар хум, шароб.

72
Донӣ, ки чӣ мегӯяд ин бонги рубоб,
«Андар пайи ман биёву раҳро дарёб.
Зеро ба хато роҳ барӣ сӯйи савоб,
Зеро ба савол роҳ барӣ сӯйи ҷавоб».

73
Гарм омаду ошиқонаву чусту шитоб,

Бартофта рӯҳи ӯ зи гулзор савоб.
Бар ҷумлаи қозиён давонед имрӯз,
Дар ҷустани оби зиндагӣ, қозе коб.

74
Бе кор машин, даро, даромез шитоб,
Бе кор бадан ба хӯр барад ё сӯи хоб.
Аз аҳли самоъ мерасад бонги рубоб,
Он ҳалқаи зоҳилшудагонро дарёб.

75
Эй он-к ту дер омадайӣ дар куттоб,
Гар биштобанд кӯдакон, ту маштоб.
Гар монда шуданд қавму аз даст шуданд,
Ин дасти ту аст, зуд баргир рубоб.

76
Андешаву ғамро набувад ҳастиву тоб,
Он ҷо, ки шароб асту кабобасту рубоб.
Айши абадӣ нӯш кунед, эй асҳоб,
Чун сабзаю гул ниҳед лаб бар лаби об.

77
Имрӯз чу ҳар рӯз харобем, хароб,
То рӯзи қиёмат нараҳем аз селоб.
Маҳтоб шабе омаду зад гардани хоб,
Аз хунрезӣ чӣ бок дорад маҳтоб?

78
Имрӯз чу ҳар рӯз харобем, хароб,
Макшо дари андешаю баргир рубоб.
Сад гуна намоз асту рукӯъ асту суҷуд,
Онро, ки ҷамоли дӯст бошад меҳроб.

79
Ҳоҷат набувад мастии моро ба шароб,
Ё маҷлиси моро тараб аз чангу рубоб.
Бе соқию бе шоҳиду бе мутрибу май,
Шӯридаю мастем чу мастони хароб.

80
Бе ҷом дар ин давр шароб аст, шароб
Бе дард дар ин сина кабоб аст, кабоб.
Фарёди рубоби ишқ аз захмаи ӯст,
Зинҳор магӯ: «Ҳамин рубоб аст, рубоб».

81
Дар чашм омад хаёли он дурри хушоб,
Он лаҳза, к-аз ӯ ашк ҳамерафт шитоб.
Пинҳон гуфтам ба роз дар гӯши ду чашм:

«Меҳмон азиз аст, бияфзой шароб».

82
Субҳоналлоҳ, ману ту, эй дурри хушоб,
Пайваста мухолифем андар ҳар боб.
Ман бахти туам, ки ҳеч хобам набарад,
Ту бахти манӣ, ки дарнаёйӣ аз хоб.

83
Андеша макун, бикун ту худро дар хоб,
К-андеша зи рӯйи маҳ ҳиҷоб аст, ҳиҷоб.
Дил чун моҳист, дар дил андеша мадор,
Андоз ту андешагариро дар об.

84
Хоб омаду дар чашм набуд мавзеи хоб,
Зеро зи ту чашм буд пуроташу об.
Шуд ҷониби дил, дид диле чун симоб,
Шуд ҷониби тан, дид харобу чӣ хароб.

85
Гар оби ҳаёти хушгуворӣ, эй хоб,
Имшаб бари мо кор надорӣ, эй хоб.
Гар бо адади мӯйи сар астӣ имшаб,
Як сар набариву сар нахорӣ, эй хоб.

86
Соқӣ! Дардеҳ барои дидору савоб,
З-он бода, ки ӯ на хок дидасту на об.
Бемори бадан наям, ки бемори дилам,
Шарбат чӣ бувад?! Шароб дардеҳ ту, шароб!

87
Шаб гашт дар ин сина, чӣ сузаст? Аҷаб,
Мепиндорам, к-аввали рӯзаст, аҷаб.
Дар дидаи ишқ менагунҷад шабу рӯз,
Ин дидаи ишқ дидадӯз аст, аҷаб.

88
Онӣ, ки фалак бо ту дарояд ба тараб,
Гар одамийе шефта гардад, чӣ аҷаб?!
То ҷон бувадам, бандагит хоҳам кард,
Хоҳӣ биталаб марову хоҳӣ маталаб.

89
Бардор ҳиҷобҳо ба якбор имшаб,
Як мӯй зи ҳар ду кавн магзор имшаб.
Дирӯз ҳадиси ҷону дил мегуфтӣ,
Пеши ту ниҳем куштаву зор имшаб.

90
Мастанд муҷаррадони асрор имшаб,
Дар парда нишастаанд бо ёр имшаб.
Эй ҳастии бегона, аз ин раҳ бархез,
Заҳмат бошад будани ағёр имшаб.

91
Эй он-к ту Юсуфи манӣ, ман Яъқуб,
Эй он-к ту сиҳҳаттанӣ, ман Айюб.
Ман худ чӣ касам?! Эй ҳамаро ту маҳбуб,
Ман даст ҳамезанам, ту пое мекӯб.

92
Имшаб зи барои дили асҳоб махусп,
Гӯши шабро бигиру бартоб, махусп.
Гӯянд, ки: «Фитна хуфта беҳтар бошад»,
Бедор беҳӣ, ту фитна, маштоб, махусп.

93
Эй толеву бахтам зи ту бедор, махусп,
Эй равнақи навбаҳору гулзор, махусп.
Эй наргиси пурхумору хунхор, махусп,
Имшаб шаби ишрат аст, зинҳор, махусп!

94
Эй рӯйи туро ғулом гулнор, махусп,
В-эй равнақи навбаҳору гулзор, махусп.
Эй наргиси пурхумору хунхор, махусп,
Имшаб шаби ишрат аст, зинҳор, махусп!

95
Эй моҳ, чунин шабе ту маҳвор, махусп,
Дар давр даро, чу чархи даввор махусп.
Бедории мо чароғи олам бошад,
Як шаб ту чароғро нигаҳ дор, махусп.

96
Эй ёр, ки нест ҳамчу ту ёр, махусп,
В-эй он-к зи ту рост шавад кор, махусп.
Имшаб зи ту сад шамъ бихоҳад афрӯхт,
Зинҳори ту андарем, зинҳор, махусп.

97
Ёрӣ куну ёр бош в-эй ёр, махусп,
Эй булбули сармаст, ба гулзор махусп.
Ёрони ғарибро нигаҳ дор, махусп,
Имшаб шаби бахшиш аст, зинҳор, махусп.

98
Гар мехоҳӣ бақову пирӯз, махусп,

Аз оташи ишқи дӯст месӯз, махусп.
Сад шаб хуфтию ҳосили он дидӣ,
Аз баҳри Худо, имшаб то рӯз, махусп!

99
Эй дил, ду се рӯз то саҳаргоҳ махусп,
Дар фурқати офтоб чун моҳ махусп.
Чун далв дар ин зулмати чаҳ раҳ мекан,
Бошад, ки баройӣ ба сари чоҳ, махусп!

100
Ногоҳ бирӯйид яке шохи набот,
Ногоҳ биҷӯшид чунин оби ҳаёт.
Ногоҳ равон шуд зи шаҳаншаҳ садақот,
Шодии равони Мустафоро салавот!

101
Бархезу тавоф кун бар он қутби наҷот,
Монандаи ҳоҷиён ба Каъба-ва Арафот.
Чӣ чафсидӣ ту бар замин чун гули тар?!
Охир ҳаракот шуд калиди баракот.

102
Мо ошиқи ишқем, ки ишқаст наҷот,
Ҷон чун хазар асту ишқ чун оби ҳаёт.
В-эй, он-к надорад аз шаҳ ишқи барот,
Ҳайвон чӣ хабар дорад аз кони набот?!

103
Аз Нӯҳ сафинаест мероси наҷот,
Гардону равон миёнаи баҳри ҳаёт.
Андар дил аз он баҳр бирӯстаст набот,
Аммо чун дил на нақш дорад, на ҷиҳот.

104
Он рӯҳ, ки баста буд дар нақши сифот,
Аз партави Мустафо равон шуд бар зот.
Он дам, ки равон гашт, зи шодӣ мегуфт:
«Шодии равони Мустафоро салавот».

105
Эй хирманат аз сунбулаи оби ҳаёт,
Анбори ҷаҳон пур аст аз тухми мавот.
З-анбор нахоҳам, ки пур аст аз хайрот,
Бар хирмани худ нависам, имшаб ту барот.

106
Эй ҳамчу хару гов каҳу ҷав талабат,
То чанд кунад саиси гардун адабат?!
Лаб чанд дароз мекунӣ сӯи лабаш?!

Ҳар гандадаҳон чашида аз таъми лабат.

107
Эй ҳар чӣ садафбастаи дарёи лабат,
В-эй ҳар чӣ гуҳарфитода дар пойи лабат.
Аз роҳи забон расид ҷонам то лаб,
Гар раҳ надиҳӣ войи ману войи лабат.

108
Маст аст ду чашмам аз ду чашми мастат,
Дарёб, ки аз даст шудам дар дастат.
Ту ҳам ба мувофиқат саре дарҷунбон,
Гар з-он-к сари ошиқӣ ҳастӣ, ҳастат.

109
Он ишқи муҷаррад сӯи саҳро метохт,
Дидаш дили ман, зи карру фарраш бишнохт.
Бо худ мегуфт: «Чун зи сурат бираҳам,
Бо сурати ишқ, ишқҳо хоҳам бохт».

110
Ишқи ту дар атрофи гиёе метохт,
Мискин дили ман дид нишонаш, бишнохт.
Рӯзе, ки дилам зи банди ҳастӣ бираҳад,
Дар катми адам чӣ ишқҳо хоҳам бохт.

111
Азбаски дили ту доми ҳилат афрохт,
Худрову туро зи чашми раҳмат андохт.
Монандаи Фиръавн худоро нашнохт,
Чун барф гирифт оламеро бигдохт.

112
Бе ёр намонд, он-к бо ёр бисохт,
Муфлис нашуд он-к бо харидор бисохт.
Маҳ нур аз он гирифт, к-аз шаб нарамид,
Гул бӯй аз он ёфт, ки бо хор бисохт.

113
Гуфтанд, ки: «Дил дигар ҳавое мепухт,
Аз мо бишуду ҳавои ҷое мепухт».
То боз омад ба узр, дидам зи дамаш,
К-он ҷо зи барои ман абое мепухт.

114
Эй оби ҳаёт, қатра аз оби рухат,
В-эй моҳи фалак, як асар аз тоби рухат.
Гуфтам, ки: Шаби дароз хоҳам маҳтоб,
Он шаб шаби зулфи тусту маҳтоби рухат.

115
Афғон кардам, бар он фиғонам месӯхт,
Хомӯш кардам, чу хомӯшонам месӯхт.
Аз ҷумла каронҳо бурун кард маро,
Рафтам ба миёну дар миёнам месӯхт.

116
Он шаҳ, ки зи бандагони бадхӯ нагурехт
В-аз беадабиву ҷурми сад ту нагурехт.
Инро ту магӯй лутф, дарё гӯяш,
Бигрехт зи мо деви сияҳ, ӯ нагурехт.

117
Афканд дилам маро ба ғавғову гурехт,
Ҷон омад ҳам аз сару савдову гурехт.
Он зӯҳраи бе заҳра чу дид оташи ман,
Барбат биниҳод зуд барҷову гурехт.

118
Бод омаду гул бар сари майхорон рехт,
Ёр омаду май дар қадаҳи ёрон рехт.
Аз сунбули тар равнақи атторон бурд,
З-он наргиси маст хуни ҳушёрон рехт.

119
Борон ба сари гармдиле бармерехт,
Бисёр чу рехт, чуст дар хона гурехт.
Пар мезад хуш бате, ки: Он бар ман рез,
К-ин ҷони маро худой аз об ангехт.

120
Дил ёди ту кард чун, тараб меангехт,
Валлоҳ, ки нахӯрд он қадаҳрову бирехт.
Дил қолаби мурда дид худро бе ту,
Ин аст сазои он-к аз ҷон бигрехт.

121
Гар бод бар он зулфи парешон занадат,
Маҳ толи бақо аз буни дандон занадат.
Эй носеҳи ман, зи худ бароиву зи нусҳ,
Гар з-он чӣ дилам чашид, бар ҷон занадат.

122
Оре, санамо, баҳона худ кам будат,
То хоб биёмаду зи мо бирбудат?
Хуш хусп, ки ман то ба саҳар хоҳам гуфт:
«Фарёд зи наргисони хоболудат».

123
Ин ҳамдами андарун, ки дам медиҳадат,

Уммеди расидан ба ҳарам медиҳадат.
Ту то дами охирин дами ӯ май хӯр,
К-он ишва набошад, зи карам медиҳадат.

124
Он чист, ки лаззат аст аз ӯ дар сурат?
В-он чист, ки бе ӯст мукаддар сурат?
Як лаҳза ниҳон шавад зи сурат он чиз,
Як лаҳза зи ломакон занад бар сурат.

125
Эй он-к ҳавойи нафс-нодон, сират,
Ибрат нагирифтайӣ зи ҳоли ғайрат.
Як хайри ту ин, сақояе сохтайӣ,
То ҷумлаи шаҳр дарриянд дар ҳайрат.

126
Имрӯз муҳим дасти занон омадааст,
Пайдову ниҳон чу накши ҷон омадааст.
Масту хушу шангу бе амон омадааст,
З-он рӯй чунинам, ки чунон омадааст.

127
Имрӯз чӣ рӯзест, ки хуршед дутост?
Имрӯз зи рӯзҳо бурун асту ҳудост.
Аз чарх ба хокиён нисор асту садост,
К-эй дилшудагон, мужда, ки ин рӯзи шумост.

128
Тавба кардам, то ки ҷонам барҷост,
Ман чап наравам, нагардам аз сирати рост.
Чандон, ки ҳамекунам назар аз чапу рост,
Ҷумла чапу росту росту чап дилбари мост.

129
Шамъе, ки дар ин хона бадиростс, куҷост?
Бар дида бад имрӯз миёни дилҳост.
Дар дил чу хаёли хуш нишасту бархост,
Не, не, ки зи дил нарафт, ҳам дар дили мост.

130
Моҳе, ки на зер аст, на болост, куҷост?
Накде, ки на бо мову на бе мост, куҷост?
Он ҷо, ин ҷо, магӯ, бигӯ: рост куҷост?
Олам ҳама ӯст, он-к биност, куҷост?

131
Майхоратар аз ошиқи бесабр, куҷост?
К-ин ишқ гирифтории бе ҳеч давост.
Дармони ғами ишқ на бухлу на риёст,

Дар ишқи ҳақиқӣ на вафову на ҷафост.

132
Қавме ғамгину худмадон, ғам зи куҷост?
Қавме шодону бехабар, к-он зи чӣ ҷост?
Чандин чапу росту бехабар аз чапу рост,
Чандин ману мосту бехабар аз ману мост.

133
Хезед, ки он ёри саодат бархост!
Хезед, ки аз ишқ ғаромат бархост!
Хезед, ки он латифқомат бархост,
Хезед, ки имрӯз қиёмат бархост!

134
Бигзашт савори ғайбу гарде бархост,
Ӯ рафт зи ҷову гарди ӯ ҳам барҷост.
Ту рост нигар, назар макун аз чапу рост,
Гардаш инҷову мард дар дори бақост.

135
Гуфтанд, ки: «Шаш ҷиҳат ҳама нури худост»,
Фарёд зи халқ хост, к-он нур куҷост?
Бегона назар кард ба ҳар сӯ чапу рост,
Гуфтанд: «Даме назар бикун бе чапу рост».

136
Ҳар зарра, ки чун гурусна бар хони худост,
Гар то ёбад хӯранд, ин хон барпост.
Бар хони азал гар чӣ зи халқон ғавғост,
Хӯрданду хӯранду кам нашуд, хон барҷост.

137
Эй дӯст, макун, ки рӯзҳоро фардост,
Некию бадӣ чу рӯзи равшан пайдост.
Дар мазҳаби ошиқӣ хиёнат на равост,
Ман рост равам, ту каж равӣ, н-ояд рост.

138
Мегуфт яке парӣ, ки ӯ нопайдост,
К-он ҷон, ки муқаддас аст аз ҷой, куҷост?
Он кас, ки аз ӯ ҳар ду ҷаҳон рӯзагушост,
Бе кому даҳон рӯзагушоӣ ӯрост.

139
Он шаб, ки туро ба хоб бинам, пайдост,
Чун рӯз шавад, чу рӯз дил пурғавғост.
Он пил, ки дӯш хоби Ҳиндустон дид,
Аз банд бичаст, тоқати он пил кирост?!

140
Метофт муҳим ҳамеша аз ҷониби рост,
Гуфтам, ки: «Назар ба чап ҳаром асту хатост».
Чун ҷониби чапи хеш он маҳ орост,
Гуфтам: «Чапу росту росту чапҳо савдост».

141
Эй соқӣ, агар саодате ҳаст, турост,
Ҷоневу диле, ҷону дили маст, турост.
Андар сари мо ишқи ту по мекӯбад,
Дасте мезан, ки то абад даст турост.

142
Ишқи ту чунин ҳакиму устод чарост?!
Меҳри ту чунин латифбунёд чарост?!
Бар ишқ чаро ларзам, агар ӯ хуш нест?!
В-ар ишқ хуш аст, ин ҳама фарёд чарост?!

143
Гӯянд маро, ки: «Ин ҳама дард чарост?
В-ин наъраву оҳу ин рухи зард чарост?»
Гуфтам, ки: «Чунин магӯ, ки ин кори хатост,
Рӯйи чу маҳаш бубину мушкил бархост».

144
Гар оташи дил нест, пас ин дуд чарост?
В-ар ӯд насӯхт, бӯи ин ӯд чарост?
Ин будани ман-ошиқи нобуд чарост?
Парвона зи сӯзи шамъ хушнуд чарост?

145
Таҳдиди аду чу бишунид ошиқи рост,
Меронд харе тез бад-он сӯ, ки худост.
Натвон ба гумони душман аз дӯст бурид,
Натвон ба хаёле зи ҳақиқат бархост.

146
Ин ҷумла шаробҳои беҷом кирост?!
Мо мурғ гирифтаем, ин дом кирост?!
Аз баҳри нисори ошиқон ҳар нафасе,
Чандин шакару пиставу бодом кирост?!

147
Чун рашк барӣ, ки ин шикоре ӯрост?!
Чун рашк намебарӣ, ки ӯ шери худост?!
Кай фахр кунад шери худойӣ ба шикор?!
Чун холиқи ҷумлаи шикорон ӯрост?!

148
Девона шудам, хоб зи девона хатост,

Девона чӣ донад, ки раҳи хоб куҷост?
Зеро, ки худо нахуфт, пок аст зи хоб,
Маҷнуни худо бидон, ки ҳамхоби худост.

149
Бар кони шакар чанд магасро ғавғост,
Кай кони шакарро ба магасҳо парвост?!
Мурғе, ки бар он кӯҳ нишасту бархост,
Бингар, ки дар он кӯҳ чӣ афзуду чӣ кост?!

150
Бар хони азал гар чӣ зи халқон ғавғост,
Хӯрданду хӯранд, кам нашуд хон, бар ҷост.
Мурғе, ки бар он кӯҳ нишасту бархост,
Бингар, ки дар он кӯҳ чӣ афзуду чӣ кост?!

151
Он ҷо, ки туйӣ ҳама ғаму ҷангу ҷафост,
Чун ғарқаи мо шудӣ, ҳама лутфу вафост.
Гар рост шавӣ, ҳар он чӣ морост, турост,
В-ар рост найӣ, чаппи туро гирам рост.

152
Он оташи сода, ки туро хӯрду бикост,
Он сода беҳ аз дусад нигори фардост.
Он оташи шӯҳрат, ки чӣ софу сод-аст,
Бингар чӣ нигорон, ки аз он оташ хост.

153
Дил дар бари ҳар ки ҳаст, аз дилбари мост
Ҳар ҷо ҷаҳад он барқ, аз он гавҳари мост.
Ҳар зар, ки бар ӯ меҳри аластасту бале,
Дар ҳар коне, ки ҳаст он зар, зари мост.

154
Ишқе на ба андозаи мо, дархӯри мост,
В-ин турфа, ки бори мо фузун аз хурмост.
Он ҷо, ки ҷамоли ҳусни он дилбари мост,
Мо дархӯри ӯ наем, ӯ дархӯри мост.

155
Он бут, ки ҷамолу зиннати маҷлиси мост,
Дар маҷлиси мо нест, надонам ба куҷост.
Сарвест баланду қомате дорад рост,
К-аз қомату ӯ қиёмат аз мо бархост.

156
Гармойи тамуз аз дили пурдарди шумост,
Сармойи зимистон тобиши сарди шумост.
Ин гармиву сардӣ нарасад бо сад пар,

Дар гарди ҷаҳоне, ки дар ӯ гарди шумост.

157
Ин чархи фалакҳо, ки ҳади биниши мост,
Дар дасти тасарруфи худо кам зи асост.
Ҳар зарраву қатра, гар наҳанге гардад,
Он ҷумла мисоли моҳии дар дарёст.

158
Гар даф набувад, найшакари ӯ дафи мост,
Охир на шароби ошиқӣ дар кафи мост?
Охир на Қубоди сафшикан дар сафи мост?
Охир на Сулаймони ниҳон Осафи мост.

159
Пай бар ба ҷаҳоне, ки чу хун дар раги мост,
Хун чун хуспад?! Хосса чун дар раги мост.
Ғам нест, ки осори ҷунун дар раги мост,
Зеро ки фусунгари фусун дар раги мост.

160
Он сояи ту ҷойгаҳу хонаи мост
В-он зулфи ту банди дили девонаи мост.
Ҳар гӯша яке шамъу ду-се парвона-ст,
Аммо на чу шамъи мо, ки парвонаи мост.

161
Рӯзе, ки туро бинам, одинаи мост,
Ҳар рӯз ба давлатат беҳ аз динаи мост.
Гар чарху ҳазор чарх дар кинайи мост,
Ғам нест, чу меҳри ёр дар синаи мост.

162
Не чарх ғуломи табъи худрояи мост,
Ҳастӣ зи барои нестӣ мояи мост.
Андар паси пардаҳо яке дояи мост,
Мо омада нестем, ин сояи мост.

163
Дастат дуву поят дуву чашмат ду, равост,
Аммо дилу маъшуқ ду бошанд, хатост.
Маъшуқа баҳонаесту маъшуқ худост,
Ҳар кас, ки ду пиндошт, ҷаҳуду тарсост.

164
Чангисанаме, ки сози чангаш ба навост,
Бар чанг таронае ҳамезад, шабҳост.
К-оям бари ту ғазалсароён рӯзе,
В-он қавли мухолифаш намеомад рост.

165
Имшаб шаби он аст, ки ҷони шабҳост,
Имшаб шаби он аст, ки ҳоҷот равост.
Имшаб шаби бахшоишу инъому атост,
Имшаб шаби он аст, ки ҳамрози худост.

166
То арш зи савдои рухаш валвалаҳост,
Дар сина зи бозори рухаш ғулғулаҳост.
Аз бодаи ӯ бар кафи ҷон балбалаҳост,
Дар гардани дил зи зулфи ӯ силсилаҳост.

167
Ин наъраи ошиқон зи шамъи тараб аст,
Шамъ омаду парвона хамӯш, ин аҷаб аст.
Инак шамъе, ки бартар аз рӯзу шаб аст,
Биштоб, эй ҷон, ки шамъи дил ҷонталаб аст.

168
Имшаб ҳар дил, ки ҳамчу маҳ дар талаб аст,
Монандайи Зӯҳра ӯ ҳарифи тараб аст.
Аз орзӯйи лабаш маро ҷон ба лаб аст,
Эзад донад, хамӯш! К-ин шаб, чӣ шаб аст.

169
Эй тан, ту намирӣ, ки чунон ҷон бо туст,
Эй куфр, тараб физо, ки имон бо туст.
Ҳарчанд ки аз зансифатон хаста шудӣ,
Мардӣ ба сифат, ҳиммати мардон бо туст.

170
Эй шаб, чӣ шабӣ, ки рӯзҳо чокари туст?
Ту дарёйиву ҷони ҷон ахгари туст.
Андар дили ман шуълазанон аст имшаб,
Он оташу он фитна, ки андар сари туст.

171
То занн набарӣ, даври замонам куштаст,
Ин чашмаи оби ҳайавонам куштаст.
Ӯ нест аҷаб, ки душмани ҷонаш кушт,
Ман булаҷабам, ки ҷони ҷонам куштаст.

172
Он чашм, ки хун гашту ғам ӯро ҷуфт аст,
З-ӯ хоб тамаъ мадор, к-ӯ кай хуфтаст?!
Пиндорад к-ин низ ниҳоят дорад,
Эй бе хабар аз ишқ, кӣ инро куштаст?

173
Тавба чӣ кунам, ки тавбаам сояи туст,

Пову сару тавба ҷумла сармояи туст.
Бадтар гунаҳе ба пеши ту тавба бувад,
Ку он тавба, ки лоиқи пояи туст.

174
Ман они туам, коми манат бояд ҷуст,
Зеро ки дар ин шаҳр ҳадиси ману туст.
Гар сахт кунӣ дили худ, ар нарм кунӣ,
Ман аз дили сахти ту намегардам суст.

175
Ночор туро коми дилам бояд ҷуст,
Зеро ки дар ин шаҳр ҳадиси ману туст.
Гур сахт кунӣ дили худ, ар нарм кунӣ,
Аз санг ту чун чашма бурун хоҳӣ руст.

176
Имшаб омад хаёли он дилбари чуст,
Дар хонаи тан мақоми дилро меҷуст.
Дилро чу биёфт, зуд ханҷар бикашид,
Зад бар дили ман, ки дасту бозуш дуруст.

177
Дар ишқи ту ҳар ҳила, ки кардам, ҳеч аст,
Ҳар хуни ҷигар, ки бе ту хӯрдам, ҳеч аст.
Аз дарди ту ҳеч рӯйи дармонам нест,
Дармон кӣ кунад маро, ки дардам ҳеч аст?!

178
Он кас, ки умед ёрии ғам додаст,
Ҳон, то нахӯрӣ, ки ӯ туро дам додаст.
Рӯзи шодӣ ҳама ҷаҳон ёри туанд,
Ёри шаби ғам, нишон касе кам додаст.

179
Онро, ки худой чун ту ёре додаст,
Ӯро дилу ҷони беқароре додаст.
Зинҳор, тамаъ мадор з-он кас коре,
Зеро ки худо-ш турфа коре додаст.

180
Чун дид маро маст, ба ҳам барзад даст,
Гуфто, ки: «Шикастӣ тавба, боз омадӣ маст».
Чун шиша гирист, тавбаи мо пайваст,
Душвор тавон кардану осон бишкаст

181
Аз дидани ағёр чу моро мадад аст,
Бас фард наем, кори мо дар адад аст.
Аз неку бад огаҳем, ин нек бад аст,

Ҳар дил, ки на бехуд аст, зери лагад аст.

182
Имрӯз ману ҷоми сабуҳӣ дар даст,
Меафтаму мехезаму мегардам маст.
Бо сарви баланди хеш ман мастаму паст,
Ман нест шавам, то набувад ҷузве, ҳаст.

183
Тавба, ки дили хеш чу оҳан кардаст,
Дар куштани банда чашм рӯшан кардаст.
Чун зулфи ту ҳарчанд шикан дар шиканам,
Бо тавба ҳамон кунам, ки бо ман кардаст.

184
Ҷонам бар он ҷону ҷаҳон рӯ кардаст,
Ҳам қиблаву ҳам қӯбла бад-он сӯ кардаст.
Моро малакуларш чунин хӯ кардаст,
Кор ӯ дорад, ки ӯ чунин рӯ кардаст.

185
Ҷоне, ки шароби ишқ аз он сӯ хӯрдаст,
В-аз шираю боғи он накӯрӯ хӯрдаст.
Он боғ гулӯи ҷон бигирад гӯяд:
«Хунаш резам, ки хуни моро хӯрдаст».

186
Он чашми фароз аз пайи тоб шудаст,
То занн набарӣ, ки фитна дар хоб шудаст.
Сад об зи чашми равон кардӣ дӣ,
Имрӯз нигар, ки сад равон об шудаст.

187
Гуфто, ки: «Биё, самоъ бар кор шудаст»,
Гуфтам, ки: «Бирав, ки банда бемор шудаст».
Гӯшам бикашиду гуфт: «Аз инҳо боз о,
К-он фитнаи ҳарду кавн бедор шудаст».

188
Гуфто, ки: «Биё, самоъ бар кор шудаст»,
Гуфтам, ки: «Бирав, ки банда бемор шудаст».
Гуфтам, ки: «Агар ту мурдайӣ, зинда шавӣ,
К-он Исии рӯзгор бар кор шудаст».

189
Гар даф назаниву гӯиям: «Шом шудаст»,
Ҷонам ҳама шаб самоъошом шудаст.
Мар хосонро шишаи шаб ҷом шудаст,
Гар даф набувад, то набувад, ом шудаст.

190
Эй соқии ҷон, мутриби моро чӣ шудаст?
Чун меназанад раҳе, раҳи ӯ кӣ задаст?
Ӯ медонад, ки ишқро неку бад аст,
Неку бади ишқро зи мутриб мадад аст.

191
Ҷоне, ки ҳариф буд, бегона шудаст,
Ақле, ки табиб буд, девона шудаст.
Шоҳон ҳама ганҷҳо ба вайрона ниҳанд,
Вайронаи мо зи ганҷ вайрона шудаст.

192
Барҷа, ки самоъи рӯҳ, бар пой шудаст
В-он даф чу шакар, ҳарифи он ной шудаст.
Савдои қадим оташафзой шудаст,
Он ҳойи ту ку, ки вақти ҳай-ҳой шудаст?

193
Пойи ту гирифтаам, надорам зи ту даст,
Дармон зи кӣ ҷӯям, ки дилам меҳри ту ҳаст?
Метаъна занӣ, ки бар ҷагар обат нест,
Гар бар ҷигарам нест, чӣ шуд бар мижа «ҳаст?»

194
Дар ман ғами шабкӯр чаро печидаст?
Кӯр аст магар ва ё ки кӯрам дидаст?
Ман бар фалакам, дар обу гил акси ман аст,
Аз об касе ситора кай дуздидаст?

195
Он кас, ки туро ба чашми зоҳир дидаст,
Бар саблату риши хештан хандидаст.
В-он кас, ки туро зи худ қиёсе гирад,
Он мискинро чӣ хорҳо дар дида-ст!

196
Дар хоб маҳе дӯш равонам дидаст,
Бо рӯву лабе, ки рӯшание дидаст.
Ё бар гули тар, к-он шакар ҷӯшидаст,
Ё бар шакаристон гули тар рӯидаст.

197
Сарсабз бувад хок, ки оташбор аст,
Хоса хоке, ки нотиқу бедор аст.
Ин хок зи машшотаи худ бехабар аст,
Хуш бехабар аст, аз он-к аз ӯ ҳушёр аст.

198
Шаб рав, ки шабат роҳбари асрор аст,

Зеро ки ниҳон зи дидайи ағёр аст.
Дил ишқолуду дидаҳо хоболуд,
То субҳ ҷамоли ёр моро кор аст.

199
Дар боғ агар сарв, агар гулзор аст,
Акси қаду рухсораи он дилдор аст.
Он фикрати ман, ки масти ин иқрор аст,
Ман кофирам, ар яке рагаш ҳушёр аст.

200
Дар боғи ман ар сарв, агар гулзор аст,
Акси қаду рухсораи он дилдор аст.
Биллаҳ ба номе, ки туро иқрор аст,
Имрӯз, агар маро раге ҳушёр аст.

201
Имшаб шаби ман нек заифу зор аст,
Имшаб шаби пардохтани асрор аст.
Асрори дилам ҷумла хаёли ёр аст,
Эй шаб, магузар зуд, ки моро кор аст.

202
То ин фалаки ойинагун дар кор аст,
Андар дили ишқ мавҷи хун дар кор аст.
Рӯзе ояд буруну рӯзе н-ояд,
Аммо шабу рӯз андарун дар кор аст.

203
Инсоф бидеҳ, ки ишқ некӯкор аст,
З-он аст халал, ки табъ бадкирдор аст.
Ту шаҳвати хешро лақаб ишқ ниҳӣ,
Аз шаҳват то ишқ раҳи бисёр аст.

204
Ман кӯҳаму қоли ман садои ёр аст,
Ман нақшаму нақши бандам он дилдор аст.
Чун қуфл, ки дар бонг дарояд зи калид,
Мепиндорӣ, ки гуфти ман гуфтор аст.

205
Аз ҳалқаи гӯши ӯ дилам бохабар аст,
Дар ҳалқаи ӯ дил аз ҳама ҳалқа бар аст.
Зеру забари чарх пур аст аз ғами ӯ,
Ҳар зарра чу офтоб, зеру забар аст.

206
Он кас, ки зи сирри ошиқӣ бохабар аст,
Фош аст миёни ошиқон, муштаҳар аст.
В-он кас, ки зи номӯс ниҳон медорад,

Пайдост, ки дар фироқ зеру забар аст.

207
Моҳи ид асту халқ зеру забар аст,
То фарҷа кунад ҳар он-к соҳибназараст.
Чӣ табл занӣ, ки табл бо шӯру шар аст?!
З-он табл ҳамезанад, ки он хоҷа кар аст!

208
Ҷоно, ғами ту зи ҳар чӣ гӯйӣ, батар аст,
Ранҷи дилу тоби тану сӯзи ҷигар аст.
Аз ҳар чӣ хӯранд кам шавад, ҷуз ғами ту,
То бештараш ҳамехӯрам, бештар аст.

209
Он хоҷа, ки бори ӯ ҳама қанди тар аст,
Аз мастии худ зи қанд, ӯ бехабар аст.
Гуфтам, ки: «Аз он шакар насибам надиҳӣ?»
Не карду надонист, ки он найшакар аст.

210
Ҳар рӯз дилам дар ғами ту зортар аст,
В-аз ман дили бераҳми ту безортар аст.
Бигзоштаем, ғамат бинагзошт маро,
Ҳаққо, ки ғамат аз ту вафодортар аст.

211
Рӯзе турш асту дидаи абр тар аст,
Ин гиря барои хандаи баргу бар аст.
Он бозии кӯдакону хандиданашон,
Аз гиряи модар асту қабзи падар аст.

212
Чашми ту зи рӯзгор хунрезтар аст,
Тири мижаи ту аз синон тезтар аст.
Розе, ки бигуфтайӣ ба гӯшам, вогӯ,
З-он рӯй, ки гӯши ман гаронхезтар аст.

213
Эй Юсуф, амони ту ба хонаи падар аст,
Саҳрову бародарон ҳалоку хатар аст.
Бо гург бисозу бо ҳасудон манишин,
Гурги ҳасад аз гурги бурунӣ батар аст.

214
Эй лаълу ақиқу дурру дурбову дуруст,
Фориғ аз ҷову побарҷову дуруст.
Эй хоҷаи рӯҳу рӯҳафзову дуруст,
Дер омаданат равост, дер ову дуруст.

215
Ҷону сари он ёр, ки ӯ пардадар аст,
Ин парда на пардааст, ки ин парда, дар аст.
Гар пардадараст ёру гар парда дар аст,
Ин ҳалқаи дар бизан, ки дар парда дар аст.

216
Мункар, ки ба он кор дар андеша дар аст,
Андешаи хат ҳақаст, ӯ бе хабар аст.
Гуфтам, ки: «Зи лаълат шакаре ҳаст маро?»
Не карду надонист, ки он найшакар аст.

217
Он шоҳ, ки хоки пойи ӯ тоҷи сар аст,
Гуфтам, ки: «Фироқи ту зи маргам батар аст,
Инак рухи зарди ман гувоҳ». Гуфт: «Бирав,
Рухро чӣ гил аст?! Кори ӯ ҳамчу зар аст».

218
Дар зоҳиру ботин он-ч хайр асту шар аст,
Аз ҳукми ҳақ асту аз қазою қадар аст.
Ман ҷаҳд ҳамекунам, қазо мегӯяд:
«Берун зи кифояти ту коре дигар аст».

219
Ҷоне, ки барои ишқи ту дар хатар аст,
Бас дида зи ҷоҳилӣ дар ӯ навҳагар аст.
Ҳосил, чашме, ки бинадаш, нашносад,
К-ӯро бар рух ҳазор соҳибхабар аст.

220
Ҳарчанд ки бори он шутурҳо шакар аст,
Он уштури масти чашми ӯ худ дигар аст.
Чашмаш маст асту ӯ зи чашмаш батар аст,
Ӯ аз мастӣ зи чашми худ бехабар аст.

221
Ҳарчанд шакар лаззати ҷону ҷигар аст,
Ӯ худ дигар асту шаккари ӯ дигар аст.
Гуфтам, ки: «Аз он найшакарам афзун кун»,
Гуфто: «Не». Яқин аст, ки он най шакар аст.

222
Мо ошиқи ишқему мусалмон дигар аст,
Мо мӯри заъифему Сулаймон дигар аст.
Аз мо рухи зарду ҷигари пора талаб,
Бозорчаи қасабфурӯшон дигар аст.

223
Дар маҷлиси ушшоқ қароре дигар аст

В-ин бодаи ишқро хуморе дигар аст.
Он илм, ки дар мадраса ҳосил карданд,
Коре дигар асту ишқ коре дигар аст.

224
Андар сари мо ҳиммату коре дигар аст,
Маъшуқаи хуби мо нигоре дигар аст.
Валлаҳ, ки ба ишқ низ қонеъ нашавем,
Моро пас аз ин хазон баҳоре дигар аст.

225
Ин ғамза, ки мезанӣ, зи нуре дигар аст,
В-андеша, ки мекунӣ, убуре дигар аст.
Ҳарчанд даҳан задан зи ширинии ӯст,
Ин даст, ки мезанӣ, зи шӯре дигар аст.

226
Ин фасли баҳор нест, фасли дигар аст,
Махмурии ҳар чашм зи васле дигар аст.
Ҳарчанд ки ҷумла шоххо рақсонанд,
Ҷунбидани ҳар шох зи асли дигар аст.

227
Моро ҷуз аз ин забон забони дигар аст,
Ҷуз дӯзаху фирдавс, макони дигар аст.
Озодадилон зинда ба ҷоне дигар аст,
Он гавҳари покашон зи кони дигар аст.

228
Овози ту армуғони нафхи сур аст,
З-он қуввату қути ҳар дили ранҷӯр аст.
Овоз баланд кун, ки то паст шаванд,
Ҳар ҷо, ки амиресту ё маъмур аст.

229
Зулфат, ки аз ӯ пойи дилам дар бир аст,
Дарҳам шуда ҳалқа-ҳалқа чун занҷир аст.
Чун бигрифтам, гирифт дастам, ки магир,
Гуфтам, ки: «Хамӯш, рӯзи гирогир аст».

230
З-он рӯй, ки дил бастайи он занҷир аст,
Дар домани ту даст задан тақдир аст.
Чун даст ба доманаш задам, гуфт: «Биҳил»,
Гуфтам, ки: «Хамӯш, рӯзи гирогир аст».

231
Ҳошо, ки дилам зи шабнишинӣ сер аст,
Ё соқии мо бе мададу идбер аст.
Аз хоб чу соя, ақлҳо сарзер аст,

Фардо зи пагаҳ биё, ки имшаб дер аст.

232
Эй фикри ту барбаста, на поят боз аст?!
Охир, ҳаракат низ, ки диди̅, роз аст.
Андар ҳаракат, қабзи яқин баст шавад,
Оби чаҳу оби ҷав, бад-ин мумтозаст.

233
Он ҷоҳу ҷалоле, ки ҷаҳон афрӯз аст,
В-он сурати пинҳон, ки тарабро рӯз аст.
Имрӯз чу бо мост, дар ӯ овезем,
Ди̅ рафту парер рафт, рӯз имрӯз аст.

234
Шогирди ту аст дил, ки ишқомӯз аст,
Монандаи шаб гирифта пойи рӯз аст.
Ҳар ҷо, ки равам сурати ишқ аст ба пеш,
Зеро рӯған дар пайи рӯғансӯз аст.

235
Ҳам зоҳиду ҳам обиду ҳам хунрез аст,
Хунрезии ӯ хулосаи парҳез аст.
Хуршед чу бо банда иноят дорад,
Айбе набувад, ки банда бегаҳхез аст.

236
Мар васли туро ҳазор соҳибҳавас аст,
То худ ба висоли ту киро дастрас аст?
Он кас, ки биёфт роҳате, ёфт тамом,
В-он кас, ки наёфт, ранҷи ноёфт бас аст.

237
Ҳарчанд ба ҳилм ёри мо ҷавркаш аст,
Лекин зории ошиқон низ х(в)аш аст.
Ҷони ошиқ чу гулситон механдад,
Тан меларзад чу барг, гӯйи̅ табаш аст.

238
Дил ёди ту кард, чун ба ишрат бинишаст,
Ҷом аз соқи̅ рабуду андохту шикаст.
Шӯрида бурун ҷаст, на ҳушёру на маст,
Овоза дарафтод, ки девона шудаст.

239
Эй дар дили ман нишаста, шуд вақти нишаст,
Эй тавбашикан, расид ҳангоми шикаст.
Он бодайи гулранг чунин ранге баст,
Вақт аст, ки чун гул биравад дасти ба даст.

240
Бо душмани ман ёр чу бисёр нишаст,
Бо ёр нашоядам дигар бор нишаст.
Парҳез аз он гуле, ки бо хор нишаст,
Бигрез аз он магас, ки бо мор нишаст.

241
Бо ишқ кулоҳ бар камардӯз хуш аст,
Бо нолаи сурнойи ҷигарсӯз хуш аст.
Эй мутриб, даффу нойро то ба саҳар,
Бинвоз бар ин сифат, ки то рӯз хуш аст.

242
Гӯянд, ки: «Ишқ, ақломез хуш аст,
Дар ҳар сифате, ки ҳаст, парҳез хуш аст».
Оре, суханат чун зари сурх аст, валек
Ҷон низ фидои Шамси Табрез хуш аст.

243
Ман бандаи он касам, ки бе мо-ш хуш аст,
Ҷуфти ғами он касам, ки танҳо-ш хуш аст.
Гӯянд: «Вафоҳо-ш чӣ лаззат дорад!»
З-онам хабаре нест, ҷафоҳо-ш хуш аст.

244
Дил рафт бари касе, ки бе мо-ш хуш аст,
Ғам хуш набувад, валек ғамҳо-ш хуш аст.
Ҷон мехоҳад, намедиҳам рӯзе чанд,
Ҷонро маҳале нест, тақозо-ш хуш аст.

245
Танҳо на ҳама хандаю симо-ш хуш аст,
Хашму сақату таънаю сафро-ш хуш аст.
Сар хостайӣ, гар бидиҳам ё надиҳам,
Сарро чӣ маҳал?! Лек тақозо-ш хуш аст.

246
Ҷонию ҷаҳонию ҷаҳон бо ту хуш аст
В-ар захм занӣ, захми синон бо ту хуш аст.
Худ маъдани кимиёст хоки кафи ту,
Ҳар чиз, ки нохуш аст, он бо ту хуш аст.

247
То занн набарӣ, ки ин замин бе ҳуш аст,
Бедору ду чашм баста, чун харгӯшаст.
Чун дик ҳазор каф ба сар меорад,
То халқ бидонанд, ки ӯ дар ҷӯш аст.

248
Ҳар дарвеше, ки дар шикасти хеш аст,

То занн набарӣ, ки ӯ хаёландеш аст.
Онҷо, ки саропардаи он хушкеш аст,
Аз кавну макону кулли олам беш аст.

249
Гӯянд: «Биё ба боғ, к-он ҷо лоғ аст,
Не заҳмати нузҳату на бонги зоғ аст.
Андар дили ман ранг-рази саббоғ аст,
К-андар пари ҳар зоғ, аз ӯ сад боғ аст».

250
З-он равнақи ҳар самоъ, овози даф аст,
З-он аст, ки даф захму ситамро ҳадаф аст.
Мегӯяд даф, ки: «Он касе даст бибарад,
К-ин захми паёпай дили ӯро алаф аст».

251
Он чист, к-аз ӯ самоъҳоро шараф аст?
В-он чист, ки чун рафт, маҳалли талаф аст?
Меояду меравад ниҳон, то донанд,
К-ин завқи самоъҳо, на аз ною даф аст.

252
Он пешраве, ки ҷони ӯ пешсаф аст,
Донад, ки ту баҳриву ҷаҳон ҳамчу каф аст.
Бе даффу нае рақс кунад ошиқи ту,
Имшаб чӣ кунад, ки ҳар тараф ною даф аст?!

253
З-он май мастам, ки нақши ҷомаш ишқ аст,
З-он аспсаворам, ки лаҷомаш ишқ аст.
Ишқи маҳи ман кори азимест, валек
Ман бандаи онам, ки ғуломаш ишқ аст.

254
Ишқ омаду тавбаро чу шиша бишикаст,
Чун шиша шикаст, кист, к-ӯ донад баст?!
Гар ҳаст шикастабанд, он ҳам ишқ аст,
Аз банду шикасти ӯ куҷо шояд ҷаст?!

255
Ҳарчанд фироқ пушти умед шикаст,
Ҳарчанд ҷафо ду дасти омол бибаст.
Навмед намешавад дили ошиқи маст,
Мардум бирасад ба ҳар чӣ ҳиммат дарбаст.

256
Сармаст бурун омад, аз базм аласт,
Маъшуқ дар оғӯшу майи ишқ ба даст.
Ман шири шароби ишқ мехӯрдаму ақл,

Мегуфт, ки: «Нӯш бодат, эй ишқпараст».

257
Ин шакли сафолини танам, ҷоми дил аст,
В-андешаи пухтаам, майи хоми дил аст.
Ин донайи дониш, ҳамагӣ доми дил аст,
Ин ман гуфтам, валек пайғоми дил аст.

258
Он рӯйтуруш нест, чунинаш феъл аст,
Мегӯяду мехӯрад, дар инаш феъл аст.
Он кас, ки бар ин чархи баринаш феъл аст,
Ин нест аҷаб, ки дар заминаш феъл аст.

259
Гӯянд, ки: «Соҳиби фунун, ақли кулл аст,
Моядеҳи ин чархи нагун ақли кулл аст».
Он ақл, ки ақл дошт, ӯ ҷузве буд,
Дар ақл зи ақл шуд, кунун ақли кулл аст.

260
Дар ишқ агар чӣ, ки қадам бар қадам аст,
Он аст қадам, ки он қадам аз қадам аст.
Дар хонайи нест ҳаст бинӣ бисёр,
Мемол ду чашмро, ки ағлаб адам аст.

261
Ногаҳ зи дарам даромад он дилбари маст,
Ҷоми маи лаъл нӯш карда бинишаст.
Аз дидану аз гирифтани зулфи чу шаст,
Рӯям ҳама чашм гашту чашмам ҳама даст.

262
Ҳар рӯз ба нав барояд ин дилбари маст,
Бо соғари пурфитнайи пуршӯр ба даст.
Гар бистонам, қаробаи ақл шикаст,
В-ар настонам, надонам аз дасташ раст.

263
Ӯ пок шудасту хом, ар дар ҳарам аст,
Дар киса бад-он равад, ки нақди дирам аст.
Қаллоб нашояд, ки шавад бо ӯ ёр,
Аз зид биҷаҳад в-агар яке муҳтарам аст.

264
Пое, ки ҳамерафт ба шабистон сармаст,
Дасте, ки ҳамечид зи гул даста ба даст.
Аз банду гушоди даҳани доми аҷал,
Он даст бурида гашту он пой шикаст.

265
Эй омада бомдод шӯридаву маст,
Пайдост, ки бода дӯш гиро будаст.
Имрӯз харобеву на рӯзи гашт аст,
Мастак мастак ба хона авлост нишаст.

266
Сад бор бигуфтамаш: «Чӣ ҳушёру чӣ маст,
Шӯхӣ макуну мазан ба ҳар шохе даст».
Азбаски дилат ба ину он дарпайваст,
Оби ту бирафту оташи мо бинишаст.

267
Ҳиҷрон хоҳӣ тариқи ушшоқ он аст
В-он к-ӯ моҳист, ҷони ӯ Уммон аст.
Гаҳ соя талаб кунанду гоҳе хуршед,
Он зарра, ки ӯ соя нахоҳад, ҷон аст.

268
Ман з-он ҷонам, ки ҷонҳоро ҷон аст,
Ман з-он шаҳрам, ки шаҳри бешаҳрон аст.
Роҳи он шаҳр роҳи бепоён аст,
Рав бе сару по шав, ки сару пой он аст.

269
Ҳар ҷон, ки аз он дилбари мо шодон аст,
Пайваста сараш сабзу лабаш хандон аст.
Андозаи ҷон наяст чунон лутфу ҷамол,
Оҳиста бигӯем, магар ҷонон аст.

270
Онро, ки бувад кор, на з-ин ёрон аст,
К-ин пешаи мо пешаи бекорон аст.
Ин роҳ, ки роҳи дузду айёрон аст,
Чӣ ҷои тавонгарону зардорон аст?!

271
Он дам, ки маро ба гирди ту даврон аст,
Соқию шаробу қадаҳу давр он аст.
В-он дам, ки туро таҷаллии эҳсон аст,
Ҷон дар ҳайрат, чу Мӯсии Умрон аст.

272
Рӯзе, ки маро ба назди ту даврон аст,
Соқию шаробу қадаҳу давр он аст.
В-он дам, ки туро таҷаллии эҳсон аст,
Ҷон дар тани ман, чу Мӯсии Умрон аст.

273
Он к-ӯ зи ниҳоли ҳусти шабхезон аст,

Чун маст ба ҳар шох даровезон аст.
Гар шохи тараб ҳомилаи фарзанд аст,
К-ӯ қурраи айни тарабангезон аст.

274
Аз ҷумла тамаъ буриданам осон аст,
Илло зи касе, ки ҷони моро ҷон аст.
Аз ҳар ки касе бурид, барои ту бурид,
Аз ту, кӣ бурад даме?! Киро имкон аст?!

275
То чеҳраи офтоби ҷон рахшон аст,
Сӯфӣ ба мисоли зарраҳо рақсон аст.
Гӯянд, ки: «Ин васвасаи шайтон аст»,
Шайтон латиф асту ҳаёти ҷон аст.

276
Имрӯз дар ин хона касе рақсон аст,
Ки кулли камол пеши ӯ нуқсон аст.
В-ар дар ту зи инкор раге ҷунбон аст,
Он моҳ дар инкори ту ҳам тобон аст.

277
Не бо ту нишастанам даме сомон аст,
Не бе ту даме зистанам имкон аст.
Андеша дар ин воқеа саргардон аст,
Ин воқеа нест, дарди бедармон аст.

278
Дар кӯйи ғами ту сабр, бефармон аст,
Дар дида зи ашки ту бар ӯ ҳирмон аст.
Дилро зи ту дардҳои бедармон аст,
Бо ин ҳама розиям, сухан дар ҷон аст.

279
Бо шаб гуфтам: «Гар ба маҳат эмон аст,
Ин зуд гузаштани ту аз нуқсон аст».
Шаб рӯй ба ман карду маро узре гуфт:
«Моро чӣ гунаҳ, чу ишқ бепоён аст».

280
Боз ой, ки ёр бар сари паймон аст,
Аз меҳри ту бар нагашт, сад чандон аст.
Ту бар сари меҳрӣ, ки туро як ҷон аст,
Ӯ чун бошад, ки ҷони ҷон ҷонон аст.

281
Дарнеҳ қадаме, ки чашмаи ҳайвон аст,
Мегард чу чарх, то маҳат гардон аст.
Ҷонест туро ба гирди ҳазрат, гардон,

Ин ҷон гардон зи гардиши он ҷон аст.

282
Ин гармоба, ки хонаи девон аст,
Хилватгаҳу оромгаҳи шайтон аст.
Дар вай парии парирӯхе пинҳон аст,
Пас куфр яқин камингаҳи имон аст.

283
Ҳар зарра, ки дар ҳавою дар кайвон аст,
Бар мо ҳама гулшан асту себистон аст.
Ҳарчанд ки зар зи роҳҳои кон аст,
Ҳар қатра тилисмест, дар ӯ Уммон аст.

284
Имшаб шаби он давлати бепоён аст,
Шаб нест, арӯсии худо ҷӯён аст.
Он ҷуфти латиф бо яке гӯён аст,
Имшаб тутуқи хуши накӯрӯён аст.

285
Дарнеҳ қадам, ар чӣ роҳ бепоён аст,
К-аз дӯр назора кори номардон аст.
Ин роҳ зи зиндагии дил ҳосил кун,
К-ин зиндагии тан сифати ҳайвон аст.

286
Умрест, ки ҷон бандаи бехештан аст
В-ангуштнамойи олами марду зан аст.
Бархостан аз ҷону ҷаҳон мушкил нест,
Мушкил зи сари кӯйи ту бархостан аст.

287
Он талх суханҳо, ки чунин дилшикан аст,
Инсоф бидеҳ, чӣ лойиқи он даҳан аст?!
Ширинлаби ӯ талх нагуфтӣ ҳаргиз,
Ин бенамакӣ зи шӯрбахтии ман аст.

288
Чун донистам, ки ишқ пайвасти ман аст,
В-он зулфи ҳазоршох, дар дасти ман аст.
Ҳарчанд ки дӣ масти қадаҳ мебудам,
Имрӯз чунонам, ки қадаҳ масти ман аст.

289
Дар аҳду вафо чунон ки дилдори ман аст,
Хун боридан ба рӯзу шаб кори ман аст.
Ӯ ёри дигар кардаву фориғ шиста,
Ман шиста чу аблаҳон, ки ӯ ёри ман аст.

290
Кас дил надиҳад бад-ӯ, ки хунхори ман аст,
Ҷон рафт, чӣ ҷойи кафшу дастори ман аст?!
Ту тез бирав, дило, ки ин кори ту нест,
Ин кори ман аст, кори ман аст, кори ман аст.

291
Гуфтам, ки: «Дилам олату ангози ман аст,
Монанди рубоб, дил ҳамовози ман аст».
Худ ин дили ман ёри каси дигар буд,
Ман мегуфтам: «Магар, ки ҳанбози ман аст».

292
Эй, аз ту дилам пурсуману ёсуман аст
В-аз давлати ту кист, ки ӯ ҳамчу ман аст?!
Бархостан аз ҷону ҷаҳон мушкил нест,
Мушкил зи сари кӯйи ту бархостан аст.

293
Гуфтам: «Ишқат қаробату хеши ман аст,
Ғам нест, ғам аз дили бадандеши ман аст».
Гуфто: «Ба камону тири худ менозӣ,
Гӯстохӣ маяндоз, гарав пеши ман аст».

294
Дар ҳар ҷузвам нишони маъшуқи ман аст,
Ҳар пора зи ман забони маъшуқи ман аст.
Чун чанг манам дар бари ӯ такя зада,
Ин нолаам аз бинони маъшуқи ман аст.

295
Хоки қадамат саодати ҷони ман аст,
Хок аз қадамат ҳама гулу ёсуман аст.
Сар то қадамат хоки ту бармерӯяд,
З-он хоки қадам, чӣ рӯй бардоштан аст?!

296
Дар васл ҷамолаш гули хандони ман аст,
Дар ҳаҷр хаёлаш дилу имони ман аст.
Дил бо ману ман бо дил аз ӯ дар ҷангам,
Ҳар як гӯем, ки: «Он санам они ман аст».

297
Ин бонги хуш аз ҷониби кайвони ман аст,
Ин бӯйи хуш аз гулшану бӯстони ман аст.
Он чиз, ки ӯ бар дилу бар ҷони ман аст,
То бар равад ӯ, куҷо равад?! Они ман аст.

298
Султони малоҳам маҳи мавзуни ман аст,

Дар силсилааш ин дили Маҷнуни ман аст.
Бар хоки дараш хуни ҷигар мерезам,
Ҳарчанд ки хоки ӯ беҳ аз хуни ман аст.

299
Аз аҳд магӯ, ки он на бар пойи ман аст,
Чун зулфи ту аҳди ман шикан дар шикан аст.
З-он бандшикан магӯ, ки андар лаби туст
Ё з-он оташ, ки аз лабат дар даҳан аст.

300
Бо дил гуфтам, ки: «Дил аз ӯ Ҷайҳун аст,
Дилбар турш асту бо ту дигаргун аст».
Хандид дилам, гуфт, ки: «Ин афсун аст,
Охир шакари турш бибинам чун аст».

301
Хуршеди рухат зи осмон берун аст,
Чун ҳусни ту, к-аз шарҳи забон берун аст.
Ишқи ту даруни ҷони ман ҷо дорад
В-ин турфа, ки аз ҷону ҷаҳон берун аст.

302
Ёре, ки ба ҳусн аз сифат берун аст,
Дар хона даромад, ки дили ту чун аст?
Ӯ домани худ кашону дил мегуфташ:
«Доман баркаш, ки хонаи пурхун аст».

303
Ҳар зарра, ки дар ҳавою дар ҳомун аст,
Некӯ нигараш, ки ҳамчу мо Маҷнун аст.
Ҳар зарра агар хуш аст, агар маҳзун аст,
Саргаштаи хуршед хуши бе чун аст.

304
Дилдор зариф аст, гуноҳаш ин аст,
Зебову латиф аст, гуноҳаш ин аст.
Охир ба чӣ айб мегурезанд аз ӯ?!
Аз айб афиф аст, гуноҳаш ин аст.

305
Гар дарваслӣ, биҳишти бо боғ ин аст,
Гар дар ҳаҷрӣ, дӯзахи бо доғ ин аст.
Ишқ аст қадим дар ҷаҳон пӯшида,
Пӯшида бараҳна мекунад, лоғ ин аст.

306
Эй банда, бидон, ки хоҷаи шарқ ин аст,
Аз абри гуҳарбори азал, барқ ин аст.
Ту ҳар чӣ бигӯйӣ аз қиёсе гӯйӣ,

Ӯ қисса зи дида мекунад, фарқ ин аст.

307
То ман бизиям пешаю корам ин аст,
Орому қарору ғамгусорам ин аст.
Рӯзам ин асту рӯзгорам ин аст,
Сайди инам, сайду шикорам ин аст.

308
Эй дил, туву дарди ӯ, ки дармон ин аст,
Ғам мехӯру дам мазан, ки фармон ин аст.
Гар пой бар орзӯ ниҳодӣ якчанд,
Кушти саги нафсрову қурбон ин аст.

309
Дур аст назар зи ту, баҳона ин аст,
К-ин дидаи мо ҳанӯз суратбин аст.
Аҳлияти рӯйи ту надорад, лекин
Чун барканад аз ту дил, ки ҷон ширин аст?!

310
Дар марг ҳаёт аҳли доду дин аст,
В-аз марг равони покро тамкин аст.
Он марг лиқост, не ҷафову кин аст,
Номурда ҳамемирад, дардаш ин аст.

311
Ҳушёр агар зар аст, агар заррин аст,
Асп аст, вале баҳош кам аз зин аст.
Ҳар к-ӯ ба харобот нашуд, аннин аст,
Зеро ки харобот усули дин аст.

312
Гуфтори ту зарру феълат арзиз ин аст,
Як ҳубба ба назди кас наярзӣ, з-ин аст.
Аспе, ки баҳош кам зи арзи зин аст,
Онро ту зи баҳри раҳ наварзӣ, з-ин аст.

313
Гӯянд, ки: «Ишқ оқибат таскин аст,
Аввал шӯр асту оқибат тамкинаст.
Ҷон аст зи осоиши санги зерин,
В-ин сурати беқарори боло ин аст».

314
Хуршеду ситорагону бадри мо ӯст,
Бӯстону сарову саҳни садри мо ӯст.
Ҳам қиблаю ҳам рӯзаю сабри мо ӯст,
Иду рамазону шаби қадри мо ӯст.

315
Ин синаи пурмашғала аз мактаби ӯст,
В-имрӯз, ки бемор шудам, аз ғами ӯст.
Парҳез кунам зи ҳар чӣ фармуд табиб,
Ҷуз аз маю шаккаре, ки он аз лаби ӯст.

316
Бар ҳар ҷое, ки сар ниҳам, масҷуд ӯст
Дар шаш ҷиҳату буруни шаш маъбуд ӯст.
Боғу гулу булбулу самоъу шоҳид,
Ин ҷумла баҳона аст, ҳама мақсуд ӯст.

317
Он кас, ки сарат бурид, ғамхори ту ӯст
В-он к-ӯ кулаҳат ниҳод, таррори ту ӯст.
В-он кас, ки туро бор диҳад, бори ту ӯст
В-он кас, ки туро бе ту кунад, ёри ту ӯст.

318
Андар дили ман даруну берун ҳама ӯст,
Андар тани ман ҷону рагу хун ҳама ӯст.
Ин ҷой чи гуна куфру имон гунҷад?!
Бе-чун бошад вуҷуди ман, чун ҳама ӯст.

319
Эй бехабар аз мағз шуда ғарра ба пӯст,
Ҳуш дор, ки дар миёни ҷон дорӣ дӯст.
Ҳис мағзи тан асту мағзи ҳиссат ҷон аст,
Чун аз тану ҳиссу ҷон гузаштӣ, ҳама ӯст.

320
Дилдор агар маро бидарронад пӯст,
Афғон накунам, нагӯям ин дард аз ӯст.
Моро ҳама душмананд, ӯ танҳо дӯст,
Аз дӯст ба душманон шикоят на накӯст.

321
Аз дӯстии дӯст нагунҷам дар пӯст,
Дар пӯст нагунҷам, ки шаҳам сахт накӯст.
Ҳаргиз назияд ба коми ошиқ, маъшуқ,
Маъшуқ, ки бар муроди ошиқ зияд, ӯст.

322
Ишқ омаду шуд чу хунам андар рагу пӯст,
Ти кард маро зи хеш, пур кард зи дӯст.
Аҷзои вуҷуди ман ҳама дӯст гирифт,
Номест зи ман бар ману боқӣ ҳама ӯст.

323
Ишқ омаду шуд чу хунам андар рагу пӯст,

Ти кард маро зи хеш, пур кард зи дӯст.
Аҷзои вуҷуди ман ҳама дӯст гирифт,
Номест зи ман бар ману боқӣ ҳама ӯст.

324
Ту кони ҷаҳонию ҷаҳон ними ҷав аст,
Ту асли ҷаҳонию ҷаҳон аз ту нав аст.
Гар машъалаю шамъ бигирад олам,
Бе оҳану санг он ба боде гарав аст.

325
Бар ман лаби васл баста медорад дӯст,
Дилро ба ано шикаста медорад дӯст.
З-ин пас ману дилшикастагӣ бар дари дӯст,
Чун дӯст дили шикаста медорад дӯст.

326
Эй, зикри ту монеъйи тамошои ту, дӯст,
Барқи рухи ту ниқоби симойи ту, дӯст.
Бо ёди лабат аз лаби ту маҳрумам,
Эй ёди лабат, ҳиҷоби лабҳойи ту, дӯст.

327
Хоҳӣ, ки туро кашф шавад ҳастии дӯст,
Даррав ба даруни мағзу бархез зи пӯст.
Зотест, ки гирди ту ҳуҷуб ту бар туст,
Ӯ ғарқаи худ, ҳар ду ҷаҳон ғарқаи ӯст.

328
Имшаб манаму тавофи кошонаи дӯст,
Мегардам то ба субҳ дари хонаи дӯст.
Зеро ки ба ҳар сабӯҳ мавсум шудаст,
К-ин косаи сабр будаст паймонаи дӯст.

329
Ҳар рӯз маро аз ту масоқоти нав аст,
Гӯшам зи саховати ту муждашунав аст.
Тамъе дигарам ҳаст зи дарёи кафат
В-он тамъ дигар банону моҳӣ гарав аст.

330
Масте зи раҳ омаду ба мо дарпайваст,
Соғар мегашт дар миён дасти ба даст.
Аз даст афтод ногаҳону бишикаст,
Ҷоме чӣ занад миёнайи чандин маст.

331
Эй ҷон, зи дили ту бар дили ман роҳ аст,
В-аз ҷустани он дар дили ман огоҳ аст.
Зеро дили ман чу оби софе хуш аст,

Оби софе ойинадори моҳ аст.

332
Бо шоҳ ҳар он касе, ки дар хиргоҳ аст,
Он аз караму лутфу атои шоҳ аст.
Дар шоҳ куҷо расӣ ба ҳар бехудие?!
З-он ҷониби бехудӣ, ҳазорон роҳ аст.

333
Ҳар ҷони азиз, к-ӯ шиносои раҳ аст,
Донад, ки ҳар он чӣ ояд, аз коргаҳ аст,
Бар зодаи чарху чарх чун ҷурм ниҳӣ?!
К-ин чарх зи гардидани худ бегунаҳ аст.

334
Дар сурати туст, ҳар он чӣ маънии ҳама-ст,
Дар маънии туст, он чӣ даъвии ҳама-ст.
Дар кавну фасод чун аҷаб бинҳоданд,
Нуре, ки салоҳи дину динии ҳама-ст.

335
З-он турки шакарфурӯш, ки дар дон аст,
Он кас набарад шакар, ки ӯ дар хон аст.
Шафтолуе чанд зудтар барёбам,
Чун зангӣ ба қасди орази туркон аст.

336
Ҳар сурат к-ояд, беҳ аз он, имкон ҳаст,
Чун беҳтар аз он ҳаст, на маъшуқи ман аст.
Суратҳоро бирон ҳама аз дили хеш,
Ту сурати бесурат ояд дар даст.

337
Гуфтӣ чунӣ? Банда чунон аст, ки ҳаст,
Савдойи ту бар сар асту сар ба сари даст.
Мегардад он чиз ба гирди сари мо,
Номаш натавон гуфт, валекин чӣ хуш аст!

338
Бар мо рақами хатопарастӣ ҳама ҳаст,
Бадномии ишқу шӯру мастӣ ҳама ҳаст.
Эй дӯст, чу аз замона мақсуд тӯйӣ,
Ҷойи гила нест, чун ту ҳастӣ, ҳама ҳаст.

339
Менол, ки он нола шунав, ҳамсоя-ст,
Менол, ки бонги тифл, меҳри доя-ст.
Ҳарчанд ки он дояи ҷон, худрояст,
Менол, ки нола ишқро сармоя-ст.

340
Дар дидаи сурат ар туро доме ҳаст,
З-он дам бигузар, агар туро гоме ҳаст.
Дар мужда ҳазор олам, онро, ки дилест,
Донад, ки на ҷунбишу на ороме ҳаст.

341
Ҳар рӯз дили маро самоъу тарабест,
Мегӯяд ҳуснаш, ки: «Бар ин низ маҳест».
Гӯянд: «Чаро хӯрӣ ту бо панҷ ангушт?»,
Зеро ангушт панҷ омад, шаш нест.

342
Ин фитна, ки андар дили танг аст, зи чист?
В-ин ишқ, ки қад аз ӯ чу чангаст, зи чист?
В-ин дил, ки дар ин қолаби ман дар шабу рӯз,
Бо ман зи барои ӯ ба ҷанг аст, зи чист?

343
Дилдорам гуфт, ки: «Он фалон зинда зӣ чист?
Ҷонаш чу манам, аҷаб, ки бе ҷон чун зист?»
Гирён гаштам, гуфт, ки: «Ин турфатар аст,
Бе ман, ки ду дидайи ваям, чун бигрист?».

344
Ту сер шудӣ, ман нашудам, дармон чист?
Бинмой иваз, худ ивази ҷонон чист?!
Гуфтӣ, ки: «Ба сабр охир имон дорӣ?»,
Эй дидайи имон, ҷази ту, имон чист?!

345
Ҳар зарраву ҳар хаёл, чун бедорист,
Аз шодиву андуҳони мо ҳушёрист.
Бегона чароед миёни хешон,
К-аз бохабарон бехабарӣ, бад корест.

346
Медон, ки даруни ту мисоли ғорест,
В-андар паси он ғор аҷаб бозорест.
Ҳар кас ёре гирифту коре бигузид,
Ин ёри ниҳонист! Аҷоиб ёрест!

347
Ҳошо, ки ба олам зи ту хуштар ёрест,
Ё хубтар аз дидани рӯят корест.
Андар ду ҷаҳон дилбару ёрам, ту басӣ,
Ҳам партави туст ҳар куҷо дилдорест.

348
То дар дили ман сурати он рашки парист,

Дилшод чу ман дар ин ҳама олам кист?!
Валлоҳ ба ҷуз шод намедонам зист,
Ғам мешунавам, вале намедонам чист.

349
Он кас, ки ба рӯйи хуб, ӯ рашки парист,
Омад саҳариву бар дили ман бигирист.
Ӯ гаряву ман гиря, ки то омад субҳ,
Пурсид, к-аз ин ҳар ду аҷаб, ошиқ кист?

350
Як чашми ман аз рӯзи ҷудойӣ бигирист,
Чашми дигарам гуфт: «Чаро?! Гиря зи чист?»
Чун рӯзи висол шуд, фарозаш кардам,
Гуфтам: «Нигаристӣ, набояд нигарист».

351
Дӣ, он-к зи сӯйи бом бар мо нигарист,
Ё ҷони фаришта аст, ё рӯҳи парист.
Мурда-ст ҳар он, ки бе рухи хубаш зист,
Бе ӯ ба хабар будан, аз бехабарист.

352
Дӯш аз сари лутф, ёр дар мо нигарист,
Гуфто: «Бе мо чигуна битвонӣ зист?»
Гуфтам: «Ба худо, чунонки моҳӣ бе об»,
Гуфто, ки: «Гуноҳи туст», бар мо бигирист.

353
З-он рӯз, ки чашми ман ба рӯят нигарист,
Як дам нагузашт, к-аз ғамат хун нагирист.
Заҳрам бодо, ки бе ту мегирам ҷом,
Маргам бодо, ки бетуам бояд зист.

354
Як бор бимурдаму маро кас нигарист,
Гар бори дигар зинда шавам, донам зист.
Эй карда ту қасди ман, туро бо ман чист?
Ё сӯҳбати аблаҳон, ҳама деки тиҳист?

355
Гуфтам, ки: «Биё», ба хашм дар ман нигарист,
Ман низ ба ҳол гуфтамаш, «К-ин дағалист!».
Гуфтам, ки: «Чӣ мерамӣ? В-инат бо кист?
Ту мурдайи айнӣ, ҳама номуси ту чист?!».

356
Ишқе, ки аз ӯ вуҷуди беҷон мезист,
Ин ишқи чунин латифу ширин аз чист?
Андар тани мост ё бурун аз тани мост,

Ё дар назари Шамси Ҳақи Табрезист?

357
То бо ту зи ҳастии ту ҳастӣ боқист,
Эмин манишин, ки бутпарастӣ боқист.
Гирам, бути пиндор шикастӣ охир,
Он бут, ки зи пиндор бирастӣ, боқист.

358
Бо най гуфтам, ки: «Бар ту бедод зи кист?
Бе ҳеч зиён, нолаву фарёд зи чист?»
Най гуфт: «Зи шакарлабе буриданд маро,
Бе нолаву фарёд, намедонам зист».

359
Эй хар, хабарат ҳаст, ки бар пушти ту кист?
По бар сари чарх неҳ, ки бори ту парист.
Ҳаммоли касе шудӣ, ки андар ҳама умр,
Хуршед ба рӯи ӯ наёрад нигарист.

360
Эй ҷон, хабарат ҳаст, ки ҷонони ту кист?
В-эй дил, хабарат ҳаст, ки меҳмони ту кист?
Эй тан, ба ҳар ҳила раҳе меҷӯйӣ,
Ӯ мекушадат, бибин, ки ҷӯёни ту кист.

361
Ёре, ки ба назди ӯ гулу хор якест,
Дар мазҳаби ӯ мусҳафу зуннор якест.
Зинҳор, ба назди ӯ касеро мафирист,
К-ӯро хари лангу асби раҳвор якест.

362
Ҳон, эй дили хаста, рӯзи мардонагияст,
Дар ишқи туам чӣ ҷойи бегонагияст?
Ҳар чиз, ки дар тасарруфи ақл ояд,
Бигзор, кунун навбати девонагияст.

363
Бо ҳастиву нестиям бегонагист,
В-аз ҳар ду буриданам на мардонагист.
Гар ман зи аҷоибе, ки дар дил дорам,
Девона намешавам, зи девонагист.

364
Сармояйи ақл сирри девонагист,
Девонаи ишқ мардӣ фарзонагист.
Он кас, ки шуд ошнойи дил дар раҳи дард,
Бо хештанаш ҳазор бегонагист.

365
Гум бод саре, ки сарваронро по нест
В-он дил, ки ба ҷон ғарқаи он савдо нест.
Гуфтанд: «Дар ин миён нагунҷад мӯе»,
Ман мӯй шудам, аз он маро гунҷо нест.

366
Эй ақл, бирав, ки оқиле ин ҷо нест,
Гар мӯй шавӣ, мӯи туро гунҷо нест.
Рӯз омаду рӯз ҳар чароғе, ки фурӯхт,
Дар шӯълаи офтоб ҷуз расво нест.

367
Ин ишқ шаҳ асту рояташ пайдо нест,
Қуръон ҳақ асту ояташ пайдо нест.
Ҳар ошиқ аз ин сайд тире хӯрдаст,
Хун мехӯраду ҷароҳаташ пайдо нест.

368
Оби ҳайвон дар обу гил пайдо нест,
Дар меҳри дилат меҳргусил пайдо нест.
Чандин хиҷил аз кист, хиҷил пайдо нест,
Ин роҳ бизан, ки роҳи дил пайдо нест.

369
Кас нест, ки андар ҳавасе шайдо нест,
Кас нест, ки андар сараш ин савдо нест.
Сарриштаи он завқ, к-аз ӯ хезад шавқ,
Пайдост, ки ҳаст он, вале пайдо нест.

370
Ин мастии мо зи бодаи хумро нест
В-ин бода ба ҷуз дар қадаҳи савдо нест.
Ту омадайӣ, ки бодайи ман резӣ,
Ман он мастам, ки бодаам пайдо нест.

371
Мурғи ҷонро майл сӯйи боло нест,
Дар шаш ҷиҳаташ пар задану парво нест.
Гуфтӣ: «Ба куҷо парад, ки онро ёбад?»,
Не, худ ба куҷо парад, ки он он ҷо нест?!

372
То шаб мегӯ, ки: «Рӯзи моро шаб нест,
Дар мазҳаби ишқу ишқро мазҳаб нест.
Ишқ он баҳрест, к-аш карону лаб нест,
Бас ғарқа шаванду нолаю ё раб нест».

373
Чунӣ ту туруш? Магар шакар ёрат нест?

Ё ҳаст шакар, вале харидорат нест?
Ё кор намедониву саргашта шудӣ?
Ё медонӣ, зи косиде корат нест?

374
Гар оҳ кунам, оҳ бад-ин ҷонеъ нест
В-ар хок шавам, шоҳ бад-ин ҷонеъ нест.
В-ар саҷда кунам чу соя ҳар сӯ ҳама шаб,
Пинҳон чӣ кунам?! Моҳ бад-ин ҷонеъ нест.

375
Кӯчак будан бузургро кӯчак нест,
Ҳам кӯдакӣ аз камол хезад, шак нест.
Гар з-он, ки падар ҳадиси кӯдак гӯяд,
Оқил донад, ки он падар кӯдак нест.

376
Ошиқ набувад он-к сабук чун ҷон нест,
Шаб ҳамчу ситора гирди маҳ гардон нест.
Аз ман бишунав, ки ин сухан бӯҳтон аст,
Бе боду ҳаво рақси алам имкон нест.

377
Чун дилбари ман миёни дилдорон нест,
Ӯро чу ҷаҳон ҳалокату поён нест.
Гар хирасаре ранҷ занад, гу мезан,
Маъшуқа аз ин латифтар имкон нест.

378
Ин хӯ, ки туро аст, ҳар касе ҷӯён нест,
Ҳар чарх зи оби ҷӯйи ту гардон нест.
Ҳар кас накашад камон, камон арзон нест,
Рустам бояд, ки кори номардон нест.

379
Хӯе ба ҷаҳон хубтар аз хӯйи ту нест,
Дил нест, ки ӯ мӯътакифи кӯйи ту нест.
Мӯйӣ сари чист, ҷумла сарҳои ҷаҳон,
Чун менигарам фидои як мӯйи ту нест?

380
Дилдор зи пардае, к-аз он сӯ, сӯ нест,
Мегуфт бади ман, ар чи онаш хӯ нест.
Чун дид маро, зуд сухан гардонид,
К-ӯ они ман аст, ин сухан бо ӯ нест.

381
Эй шаб, зи майи ту мар маро мастӣ нест,
Бехобии ман газофу сардастӣ нест.
Хобам чу фалак бар осмон парридаст,

Зеро ҷустам басе, дар ин пастӣ нест.

382
Аз беёрӣ зарифтар ёре нест
В-аз бекорӣ латифтар коре нест.
Ҳар кас, ки зи айёриву ҳила бибурид,
Валлоҳ, ки чу ӯ зираку айёре нест.

383
Осуда касе, ки дар каму бешӣ нест,
Дар банди тавонгарию дарвешӣ нест.
Фориғ зи ғами ҷаҳону аз халқи ҷаҳон
Бо хештанаш ба дирраe хешӣ нест.

384
Он қозии мо чу дигарон қозӣ нест,
Майлаш ба сӯи атласу миқрозӣ нест.
Шуд қозии мо ошиқ аз рӯзи азал,
Бо ғайри қазои ишқ ӯ розӣ нест.

385
Эй ҷону ҷаҳон, ҷону ҷаҳон боқӣ нест,
Ҷуз ишқи қадим шоҳиду соқӣ нест.
Бар каъбаи нестӣ тавофе дорад,
Ошиқ чу зи каъба аст, офоқӣ нест.

386
Эй он, ки чу ту дар ин ҷаҳон поке нест,
Зебою латифу чусту чолоке нест.
З-ин таъна дар ин роҳ басе хоҳад буд,
Бо мо ту чӣ гунайӣ, дигар боке нест.

387
Гар домани васли ту кашам, ҷанге нест
В-ар таънайи ишқат шунавам, нанге нест.
Бо васли хушат мезанаму мегирам,
Васле, ки дар ӯ фироқро ранге нест.

388
Сирест раҳи ишқу дар ӯ даъвӣ нест,
Зеро ки сифоти ӯ ба ҷуз маънӣ нест.
Мар ошиқро ҷавоб аз фатвӣ нест,
Ин масъала нестист, аз ҳастӣ нест.

389
Чизест, ки дар ту бе ту ҷӯёни вай аст,
Дар хоки ту дуррест, ки аз кони вай аст.
Монандаи гӯйи асп чавгони вай аст,
Он дораду он дораду он они вай аст.

390
Саргаштадило, ба дӯст аз ҷон роҳест,
Эй гумшуда, ошкору пинҳон роҳест.
Гар шаш ҷиҳатат баста шавад, боке нест,
К-аз қаъри ниҳодат сӯйи ҷонон роҳест.

391
Берун зи ҷаҳони куфру имон ҷоест,
К-он ҷо на мақоми ҳар тару раъноест.
Ҷон бояд доду дил ба шукронаи ҷон,
Онро, ки таманнои чунин маъвоест.

392
Аз куфру зи ислом бурун саҳроест,
Моро ба миёни он фазо савдоест.
Ориф чу бад-он расид, сарро биниҳад,
На куфру на ислом, на он ҷо ҷоест.

393
Гар шарм ҳаме аз ону ин бояд дошт,
Пас айби касон зери замин бояд дошт.
В-ар ойинавор неку бад бинмойӣ,
Чун ойина рӯйи оҳанин бояд дошт.

394
Не бе зару зӯр шаҳ сипаҳ битвон дошт,
Не бе дилу заҳра раҳ нигаҳ битвон дошт.
Дар сангистон қароба он кас бибарад,
К-аз санг қаробаро нигаҳ битвон дошт.

395
Моро ба дами пир нигаҳ натвон дошт,
Дар хонаи дилгир нигаҳ натвон дошт.
Онро, ки сари зулфи чу занҷир бувад,
Дар хона ба занҷир нигаҳ натвон дошт.

396
Омад бари ман, чу дар кафам зар пиндошт,
Чун дид, ки зар нест, вафоро бигзошт.
Он ҳалқайи гӯши ӯ чунин пиндорад,
К-он ҷо, ки зар аст, гӯш мебояд дошт.

397
Сунбул чу сари итоби зулфи ту надошт,
Дар олами ҳусн оби зилфи ту надошт.
Ҳарчанд ки лофи обдорӣ мезад,
Печид басеву тоби зулфи ту надошт.

398
Лутфи ту ҷаҳоневу қароне афрошт

В-ин таъбияҳои худ ба чизе бингошт.
Як қатра аз он об дар ин баҳр чакид,
Як дона зи анбор дар ин саҳро кошт.

399
Бо рӯз биҷангем, ки чун рӯз гузашт,
Чун сел ба ҷӯйбору чун бод ба дашт.
Имшаб нанишинем чу он маҳ бигирифт,
То рӯз ҳамезанем тосу лаби ташт.

400
Эй ҳасрати хубони ҷаҳон, рӯйи хушат
В-эй қиблаи зоҳидон, ду абрӯйи хушат.
Аз ҷумла сифоти хеш урён гаштам,
То ғӯта хӯрам бараҳна, дар ҷӯйи хушат.

401
Эй, ҳар бедор бо хабарҳои ту ҷуфт,
Эй, ҳар ки бихуфт, дар бари лутфи ту хуфт.
Эй, он-к ба ҷуз ту нест пайдову нуҳуфт,
Аз бими ту беш аз ин намеёрам гуфт.

402
Бо ҷони дурӯза ту чунон гаштӣ ҷуфт,
Бо ту сухани марг намешояд гуфт.
Ҷон толиби манзил асту манзил марг аст,
Аммо хари ту миёнаи роҳ бихӯфт.

403
Ишқат ба дилам даромаду шод бирафт,
Боз омаду рахти ишқ бинҳод, бирафт.
Гуфтам ба такаллуф: «Ду-се рӯзе бинишин»,
Биншаст, кунун рафтанаш аз ёд бирафт.

404
Шоҳе, ки шафеъи ҳар гунаҳ буд, бирафт,
В-он шаб, ки беҳ аз ҳазор маҳ буд, бирафт.
Гар боз ояд маро наёбад, ту бигӯ:
«К-ӯ ҳамчу шумо бар сари раҳ буд, бирафт».

405
Шоҳе, ки шафеъи ҳар гунаҳ буд, бирафт,
В-он шаб, ки беҳ аз ҳазор маҳ буд, бирафт.
Гар боз ояд маро наёбад, ту бигӯ:
«К-ӯ ҳамчу шумо бар сари раҳ буд, бирафт».

406
Ҳуснат, ки ҳама ҷаҳон фусунаш бигирифт,
Дарду ҳасади ҳасуд чунаш бигирифт?
Зардии рухат зи гармию хушкӣ нест,

Азбас ошиқ ки кушт, хунаш бигирифт.

407
Гар ҷумлаи офоқ ҳама ғам бигирифт,
Беғам бувад он-к ишқ маҳкам бигирифт.
Як зарра нигар, ки пой дар ишқ бикӯфт,
Он зарра чунон шуд, ки ду олам бигирифт.

408
То меҳри нигори бовафоям бигирифт,
Мис будам, ӯ чу кимиёам бигирифт.
Ӯро ба ҳазор даст ҷӯён гаштам,
Ӯ даст дароз карду поям бигирифт.

409
Дил рафт сари роҳи дилистон бигирифт
В-аз ишқ ду зулфи ӯ ба дандон бигирифт.
Пурсид: Кийӣ ту? Чу даҳон бикшодам,
Ҷаст аз даҳанам, роҳи биёбон бигирифт.

410
Ақл омаду панди ошиқон пеш гирифт,
Дар раҳ бинишасту раҳзанӣ кеш гирифт.
Чун дар сарашон ҷойгаҳи панд надид,
Пойи ҳама бӯсиду сари хеш гирифт.

411
Гуфтӣ: «Гаштам малулу савдо-м гирифт,
Тосаи дил аз ин кору аз ин ҷом гирифт».
Тарсам биравӣ ҷомадарон боз ойӣ,
К-он гурги даранда боз танҳо-м гирифт.

412
Кас ҳалқаи он зулфи чу шастат нагирифт,
То бода аз он ду чашми мастат нагирифт.
Метаъна зананд душманонам шабу рӯз,
К-аз пой даромадиву дастат нагирифт.

413
Нагрифт дилат, з-он-к туро дил нагирифт,
Онро, ки гирифт дил, ғами гул нагирифт.
Боре гули ман ҷуз сифати дил нагирифт,
Беҳосилам ҷуз раҳи ҳосил нагирифт.

414
Мурғи дили ман чу тарки ин дона гирифт,
Инсоф бидеҳ, ки нек мардона гирифт.
Аз дил чу бимонд, дилбараш даст гирифт,
Аз ҷон чу биҷаст, пойи ҷонона гирифт.

415
Гар бар сари шаҳвату ҳаво хоҳӣ рафт,
Кардам хабарат, ки бенаво хоҳӣ рафт.
В-ар даргузарӣ аз ин, бубинӣ ба аён,
К-аз баҳри чӣ омадӣ, куҷо хоҳӣ рафт.

416
Гуфтам: «Бичаҳам ҳамчу кабӯтар зи кафат»,
Гуфт: «Ар бичаҳӣ, кунад ғамам мустахафат».
Гуфтам, ки: «Шудам хору забуни талафат».
Гуфт: «Аз талафи ман аст иззу шарафат».

417
Онро, ки ғаме бувад битвонад гуфт,
Ғам аз дили худ бигуфт битвонад руфт.
Ин турфа гуле нигар, ки моро бишкуфт,
Не ранг тавон намуду не рӯй нуҳуфт.

418
Бо ту суханони безабон хоҳам гуфт,
Аз ҷумлаи гӯшҳо ниҳон хоҳам гуфт.
Ҷуз гӯши ту нашнавад ҳадиси ман кас,
Ҳарчанд миёни мардумон хоҳам гуфт.

419
Мансури Ҳалоҷе, ки аналҳақ мегуфт,
Хоки ҳама раҳ ба нӯки мижгон меруфт.
Дур қулзуми нестийи худ ғӯтӣ хӯрад,
Он гаҳ пас аз он дурри аналҳақ месуфт.

420
Бо ҳар ки нишастӣ, ки нашуд ҷамъ дилат
В-аз ту нарамид заҳмати обу гилат.
Зинҳор, ту парҳез кун аз суҳбати ӯ
В-ар не, накунад ҷони азизон биҳилат.

421
Рафтӣ сӯйи саҳро ба пару пойи дилат,
Саҳро гум шуд миёни паҳнои дилат.
Саҳро чӣ бувад, ки ҳафт гардуни баланд
Каффест гушода пеши дарёи дилат?

422
Дилхастаю зору нотавонам зи ғамат,
Хуноба зи дида мебиронам зи ғамат.
Ҳарчанд ба лаб расид ҷонам зи ғамат,
Ғамгин гардам чу боз монам зи ғамат.

423
Саргашта чу осиёи гардон кунамат,

Бе сар гардон, чу гӯйи гардон кунамат.
Гуфтӣ: «Биравам бо дигаре дарсозам»
Бо ҳар кӣ бисозӣ, зуд вайрон кунамат.

424
Мастам зи хумори абҳари ҷодӯят,
Дафъам чи диҳӣ, чу омадам бар кӯят?!
Ман сер намешавам зи лаб тар кардан,
Он беҳ, ки маро дарафканӣ дар ҷӯят.

425
Гуфтам: «Чашмам, ки ҳаст хоки кӯят,
Пуроб мадор бе рухи некӯят».
Гуфто, ки: «На бас бувад, ки дар давлати ман,
Аз ман ҳама умр бошад оби рӯят?!».

426
Андар сари ман набуд ҷуз ройи салоҳ,
Андар шабу рӯз, пок ҷӯёйи салоҳ.
Имсол чунонам, ки наёрам гуфтан,
Як соли дигар войи ману войи салоҳ.

427
Эй рӯйи ту аз латофат ойинаи рӯҳ,
Хоҳам, ки қадамҳойи хаёлат ба сабӯҳ,
Дар дида кашам, вале зи тири мижаам,
Тарсам, ки шавад пои хаёлат маҷрӯҳ.

428
Сад сол бақои он бути маҳваш бод,
Тири ғами ӯро дили ман тиркаш бод.
Бар хоки дараш бимирад хуш-хуш дили ман,
Ё раб, кӣ дуо кард, ки хокаш хуш бод?!

429
Андар дили бевафо ғаму мотам бод,
Онро, ки вафо нест, зи олам кам бод!
Дидӣ, ки маро ҳеч касе ёд накард,
Ҷуз ғам, ки ҳазор офарин бар ғам бод.

430
Пайваста сарат сабзу лабат хандон бод,
Ҷону дили ошиқон зи ту шодон бод.
Он кас, ки туро бинаду шодӣ накунад,
Сарзеру сияҳгилему саргардон бод.

431
Анвори салоҳи дин барангехта бод,
Дар дидаю ҷони ошиқон рехта бод.
Ҳар ҷон, ки латиф гашту аз лутф гузашт,

Бо хоки салоҳи дин даромехта бод.

432
Нойе бибурид аз найистон устод,
Бо нуҳ сӯроху одамаш ном ниҳод.
Эй най, ту аз ин лаб омадӣ дар фарёд,
Он лабро бин, ки ин лабатро дам дод.

433
То бо ғами ишқи ту маро кор афтод,
Бечора дилам дар ғами бисёр афтод.
Бисёр фитода буд ҳам дар ғами ишқ,
Аммо на чунин зор, ки ин бор афтод.

434
То гавҳари ҷон дар ин табоеъ афтод,
Ҳамсоя шуданд бо вай, ин чор фасод.
З-ангури бад, ангургузин ранг гирифт,
Ҳамсояи бад худой касро мадиҳод.

435
Моро ҳама ранҷ аз тамаъи хом афтод,
В-аз шаҳвату нафсу хориши ком афтод.
Мурғе, ки барои дона дар дом афтод,
Андар қафаси тангу лаби бом афтод.

436
Қадди алифам зи ишқ чун ҷим афтод,
Он сӯ, ки туйӣ, ҳусн дар он тим афтод.
Он хубии боқийи ту, эй ҷону ҷаҳон,
Дил бистаду андар пайи боқи-м афтод.

437
Чун дида бар он орази чун сим афтод,
Ҷон дар лаби ту чу ҳалқаи мим афтод.
Намрудсифат зи дидагон рафт дилам,
Дар оташи савдои бароҳим афтод.

438
Хобам зи хаёли рӯйи ту пушт бидод,
В-аз ту зи хаёли ту ҳамехоҳам дод.
Хобам бишуду даст ба домони ту дод,
Хобам худ мурд, чун хаёли ту бизод.

439
Бархезу бихусп, ёр дастури ту дод,
Аз ҳад бигузашт заҳмат, озод, озод!
То ман монам, ки хоби ман боз бимурд.
Чандон,ки бар ӯ хоб бувад, умри ту бод!

440
Хоҳам, ки равад рӯзи ту дар айшу мурод,
Фил ободо, ки айш ҳамроҳи ту бод!
Кай боз хӯрад зи ғуссаат холиқи ранҷ,
Кай боз хӯрад зи пашшаат, фил обод?!

441
Эй хоҷа, бигӯ ту бандайӣ ё озод,
Банда, ки хирад барои зиштию фасод.
Эй дастбароварда, туро даст кӣ дод?
Бигзор муроди хеш, к-ӯрост мурод!

442
Эй сарви равон, бод хазонат марасод,
В-эй чашми ҷаҳон, чашми бадонат марасод.
Эй он-к ту ҷони осмониву замин,
Ҷуз роҳату ҷуз раҳмати ҷонат марасод.

443
Ишқ он бошад, ки халқро дорад шод,
Ишқ он бошад, ки доди шодиҳо дод.
Моро модар назод, он ишқ бизод,
Сад раҳмату офарин бар он модар бод.

444
Он рафт, ки будаме ман аз ишқи ту шод,
Аз ишқи ту меноядам аз ишқи ту ёд.
Асбобу илал ба пеши ман омад бод,
Бар баҳр куҷо бувад зи каҳгил бунёд?

445
Эй аз қадамат хоки замин хурраму шод,
Шуд ҳомила аз шодию сад ғунча бизод.
З-ин ғалғалае фитод дар анҷуму чарх,
Дар ғалғала чашми моҳ бар наҷм фитод.

446
Он кас, ки бар оташи ҷаҳонам биниҳод,
Сад гуна забона бар забонам биниҳод.
Чун шаш ҷиҳатам шӯълаи оташ бигирифт,
Оҳ кардаму даст бар даҳонам биниҳод.

447
Як сӯ мишкоти амри пайғом ниҳод,
Як сӯйи дигар ҳазоргун дом ниҳод.
Ҳар неку баде, ки аввалу охар рафт,
Ӯ мекунаду баҳона бар ом ниҳод.

448
Аҷри деҳи арвоҳиву султони абад,

Гарчӣ ба лақаб Баҳоудиниву Валад.
Магзор, ки соғари вафо даршиканад,
Чун шиша шикаст, пойи мастон бихалад.

449
Дар ишқи ту ақли зуфунун мехуспад,
Муштоқи дар оташ андарун мехуспад.
Бе дидаву дил, агар нахуспам, чӣ аҷаб?!
Хун гашт маро ду дида, хун мехуспад?!

450
Он сар, ки бувад бехабар аз вай, хуспад,
Он кас, ки хабар ёфт аз ӯ, кай хуспад?!
Мегӯяд ишқ дар ду чашмам ҳама шаб:
«Эй вой бар он касе, ки бар вай хуспад».

451
Гар бо дилу дида ҳеч корам афтад,
Дар вақти висол он нигорам афтад.
Хуни дилу оби дидаро меборам,
То он дилу дида дар канорам афтад.

452
Чун бадномӣ ба рӯзгоре афтад,
Мард он набувад, ки номдоре афтад.
Гар дурр хоҳӣ зи қаъри дарё талабӣ,
К-он каф бошад, ки бар каноре афтад.

453
Дар хидматат, эй ҷон, чу бадан меафтад,
З-он саҷдаи сахти хештан меафтад.
Ҳар бор, ки андар қадамат меафтам,
Ҷон дар ботин ба пойи ман меафтад.

454
Ин турфа, ки ёр дар ба даман гунҷад,
Ҷони ду ҳазор тан дар ин тан гунҷад.
Дар як гандум ҳазор хирман гунҷад,
Сад олам дар чашмаи сӯзан гунҷад.

455
Шодам, ки ғами ту дар дили ман гунҷад,
Зеро ки ғамат ба ҷойи равшан гунҷад.
Он ғам, ки нагунҷид дар афлоку замин,
Андар дили чун чашмаи сӯзан гунҷад.

456
Он ҷо, ки ба ҳар сухан дили мо гардад,
Ман медонам, ки зуд расво гардад.
Чандон бикунад ёди ҷамоли хуши ту,

К-аз ҳар нафасаш нақши ту пайдо гардад.

457
Он рӯз, ки чашми ту зи ман баргардад,
Дар дасти ту куштанам муяссар гардад.
Дар ғуссаи онам, ки кӣ хоҳад узрат,
Гар чашми ту дар мотами ман тар гардад.

458
Марде, ки ба ҳасту нест қонеъ гардад,
Ҳасту адам ӯро ҳама монеъ гардад.
Мавқуфи сифоту феъли кӣ бошад ӯ,
К-аз сунъ бурун ояду сонеъ гардад?!

459
Ғам кай бар ошиқони бедил гардад?!
Ошиқ ҳама гирди зулфи силсил гардад.
Ҷони ошиқ рубоб дар дил дорад,
Ҳарчанд ба пардаҳои мушкил гардад.

460
Маъшуқа чу офтоб тобон гардад,
Ошиқ ба мисоли зарра гардон гардад.
Чун боди баҳори ишқ ҷунбон гардад,
Ҳар шох, ки хушк нест, рақсон гардад.

461
Ғам кист, ки гирди дили мардон гардад?
Ғам гирди фусурдагону сардон гардад.
Андар дили мардони худо дарёест,
К-аз мавҷи хушаш гунбади гардон гардад.

462
Ин ишқ ба ҷониби далерон гардад,
Оҳуст, ки ӯ бобати шерон гардад.
Ин хонаи ишқ аз азал маъмур аст,
Мепиндорӣ, ки бе ту вайрон гардад.

463
Эй он-к зи ту мушкилам осон гардад,
Сарву гулу боғ масту эҳсон гардад.
Гул сармаст асту хор бадмасту хумор,
Ҷоме дардеҳ, ки ҷумла яксон гардад.

464
Ғам кай бари бандагони султон гардад?!
Он ҷо ҳама бахтҳойи хандон гардад.
Чизи дигаре ҳаст фузун аз шодӣ,
Он дар сари пурхумори мастон гардад.

465
Чун шоҳиди пӯшида хиромон гардад,
Ҳар пӯшида зи ҷома урён гардад.
Бас рахти бахил, к-он гаравгон гардад,
Гар санг бувад чу кон, дурафшон гардад.

466
Ҳар шаб, ки дили сипеҳр гулшан гардад,
Олам ҳама сокин чу дили ман гардад.
Сад оҳ бароварам зи ойинаи дил,
Ойинаи дил зи оҳ равшан гардад.

467
Хун дар дили ошиқон чу Ҷайҳун гардад,
Ошиқ чу кафе бар сари он хун гардад.
Ҷисми ту чу осиёву обаш ишқ аст,
Чун об набошад, осиё чун гардад?!

468
Ин дам чизе дар сари мо мегардад,
Дил мурғ шудасту дар ҳаво мегардад.
Ҳар пораи ман ҷудо-ҷудо мегардад,
Он ёр магар гирди вафо мегардад?!

469
Ин сир, ки дар ин синайи мо мегардад,
Аз гардиши ӯ чарх дуто мегардад.
Не сар донад зи пову не пой зи сар
Андар сару по бе сару по мегардад.

470
Имшаб чи латифу бонаво мегардад,
Лутфе дорад, ки кас бад-он пай набарад.
Андар гулу сунбуле, ки арвоҳ чарад,
Хира шуд хобу рӯ ба рӯ менигарад.

471
Андар рамазон хоки ту зар мегардад,
Чун санг, ки сурма шуд, басар мегардад.
Он луқма, ки хӯрдайӣ, қазар мегардад
В-он сабр, ки кардайӣ, назар мегардад.

472
Ин маст ба бодаи дигар мегардад,
Қарроба тиҳӣ гашт, ба сар мегардад.
Эй муҳтасиб, ин масти маро дарра мазан,
Ҳарчанд зани-ш масттар мегардад.

473
Дар ёр назар кунам, хиҷил мегардад

В-ар нангарамаш, офати дил мегардад.
Дар оби рухаш ситорагон пайдоянд,
Бе оби вай обам ҳама гил мегардад.

474
Он роҳати ҷон гирди дилам мегардад,
Гирди дилу ҷони хиҷилам мегардад.
З-ин гил чу дарахт сар барорам хандон,
К-оби ҳайвон гирди гулам мегардад.

475
Ҳар луқмаи хуш, ки дар даҳон мегардад,
Меҷӯшаду софаш ҳама ҷон мегардад.
Хуршеду маҳу фалак аз он мегардад,
То ҳар чӣ ниҳон бувад, аён мегардад.

476
Ҳарчанд сухан гирди даҳан мегардад,
Нақши аҷабе гирди сухан мегардад.
Хира манигар, ки гирди худ мегардад,
Онро бинигар, ки гирди ман мегардад.

477
Ҳар дил, ки хароби он лаби вай гардад,
Дар боғу баҳору лаби ҷӯ кай гардад?!
Дар шохи дарахт бод дармепечад,
То саҷдаи шохҳо паёпай гардад.

478
Ёре, ки маро дар ғами худ мебандад,
Ғамгин аз он-к хуш дилам напсандад.
Чун бинад ӯ маро, ки ман ғамгинам,
Пинҳон-пинҳон, шакар-шакар механдад.

479
Моҳе, ки камар гирди қамар мебандад,
Ғамгин аз он-к хуш дилам напсандад.
Чун бинад ӯ, ки ман чунин гирёнам,
Пинҳон-пинҳон, шакар-шакар механдад.

480
Ҳар к-ӯ бикушода гираҳе мебандад,
Бар ҳоли худу ҳоли ҷаҳон механдад.
Гӯянд сухан зи васлу ҳиҷрон охир,
Чизе, ки ҷудо нагашт, чун пайвандад?

481
Ширинсухане дар дили мо механдад,
Бар Хусраву Ширин сухане мебандад.
Гаҳ тунд кунад марову гаҳ ром шавад,

Гаҳ ром кунад марову ӯ метундад.

482
Меояд ёр, чун шакар механдад
В-аз мартаба бар шамсу қамар механдад.
Ин як назаре, ки дар ҷаҳон маҳрами ӯст,
Ҳам пинҳонӣ бад-он назар механдад.

483
Сӯзи дили ошиқон шарарҳо дорад,
Дарди дили бедилон асарҳо дорад.
Нашнидастӣ оҳи дили сӯхтагон,
Бар ҳазрати раҳматаш гузарҳо дорад?!

484
Гар ҷӯр кунӣ аҳд, чӣ қимат дорад?!
Чун заҳр диҳӣ, шаҳд чӣ қимат дорад?!
Гар ҷониби халқ ҷаҳд некӯ кор аст,
Аз ҷониби ман ҷаҳд чӣ қимат дорад?!

485
Хуш одату хуш хӯ, ки Муҳаммад дорад,
Моро шаби тира бе наво нагзорад.
Бинвозад он рубобро то ба саҳар
В-ар хоб ояд, гулушро бифшорад.

486
Рӯз омаду ғавғои ту дар бар дорад,
Шаб омаду савдои ту дар сар дорад.
Кори шабу рӯз нест, ин кори ман аст,
Кай ду хари ланг бори ман бардорад?!

487
Имрӯз хуш аст, он-к дили хуш дорад,
Аз ҷоми азал ҷони қадаҳкаш дорад.
Дар оби ҳаёт ғӯта дорад дили ӯ,
То ғам хӯрад он-к дар дил оташ дорад.

488
Чашми ту ҳазор сеҳри мутлақ дорад,
Сад ҷону ҳазор ҷон муаллақ дорад.
Зулфат куфр асту дин, рух чун қамар аст,
Аз куфр нигар, ки дин чӣ равнақ дорад.

489
Ман бандаи он ҷон, ки чу ҷонам дорад,
Сарсабз чу боғу бӯстонам дорад.
Як лаҳза нишонаи ҷаҳонам дорад,
Як лаҳза чу хеш бенишонам дорад.

490
Бемораму ғам дар имтиҳонам дорад,
Аммо ғами ӯ тарру ҷавонам дорад.
Ин турфа нигар, ки ҳар чӣ дар ранҷӯрӣ,
Берун ғамаш хӯрам, зиёнам дорад.

491
Имрӯз хуш аст, ҳар кӣ ӯ ҷон дорад,
Рӯ бар кафи пойи мири хубон дорад.
Чун булбули маст доғи ҳиҷрон дорад,
Мискин шабу рӯз дар гулистон дорад.

492
Ҳар мӯй зи зулфи ӯ яке ҷон дорад,
Моро чу сари зулф парешон дорад.
Донӣ, ки маро ғами фаровона чарост?
З-он аст, ки ӯ нози фаровон дорад.

493
Ҷавзе, ки дарунаш мағзи ширин дорад,
Дурҷе, ки дар ӯ дурри хушоин дорад.
Чандин зи ҳасад шикастани ӯ маталаб,
Гар бишкани-ш, ҳазор чандин дорад.

494
Ишқи ту ба ҳар савмаъа мастӣ дорад,
Бозори бутон аз ӯ шикасте дорад.
Дасти ғами ту ба ҳарду олам бирасид,
Алҳақ ғами ту дароздастӣ дорад.

495
Ҷонам зи ҳавоҳойи ту доде дорад,
Берун зи муродҳо муроде дорад.
Бар бод диҳам хеш, дар ин бодийи ишқ,
К-ин бода зи савдойи ту боде дорад.

496
Дил бо ҳавас аз ту зоду буде дорад,
Бо сояйи ту гуфтушунуде дорад.
Лоҳавл ҳамекунам, валекин лоҳавл,
Дар ишқ гумон мабар, ки суде дорад.

497
Он кас, ки зи обу гил нигоре дорад,
Рӯзе ба висоли ӯ қароре дорад.
Эй нодира, он-к з-обу гил берун шуд,
К-ӯ чун ту ғариб шаҳриёре дорад.

498
Ҷони чу самандарам нигоре дорад,

Дар оташи ӯ чӣ хӯш қароре дорад.
Он бодийи лабҳош бигардон соқӣ,
К-аз вай сари ман аҷаб хуморе дорад.

499
Аз рӯйи ту рӯйи ман ҷомоле дорад,
Чашмам зи раҳат хуб хаёле дорад.
Аз ту ҷигарам оби зулоле дорад,
Имрӯз самоъи мо камоле дорад.

500
Он кас, ки зи чарх ними ноне дорад
В-аз баҳри мақом ошёне дорад.
Не толиби кас бувад, на матлуби касе,
Гӯ: «Шод бизӣ», ки хӯш ҷаҳоне дорад.

501
Он васвасае, ки шармҳоро бибарад
В-он доияе, ки бандҳоро бидарад.
Чун сер бараҳна шавад аз расми ҷаҳон,
Дар ишқ ҷаҳонро ба пиёзе нахарад.

502
Байту ғазалу шеъри маро об бибурд,
Рахте, ки надоштем, селоб бибурд.
Неку баду зӯҳду порсоии маро
Маҳтоб бидоду боз маҳтоб бибурд.

503
Гар хоб ояд, дил кабобаш бибарад,
Чун зулмати шаб, ки офтобаш бибарад.
Меояд оби дида, менояд хоб,
Тарсад, ки агар биёяд, обаш бибарад.

504
Шод он-к ҷамоли моҳтобаш бибарад,
Соқии карам масту хобаш бибарад.
Меояд оби дида, менояд хоб,
Тарсад, ки агар биёяд, обаш бибарад.

505
Ишқи ту саломат зи ҷаҳон мебибарад,
Ҳаҷри ту аҷал гашт, ки ҷон мебибарад.
Он дил, ки ба сад ҳазор ҷон менадиҳанд,
Як хандаи ту ба ройгон мебибарад.

506
Ҷон маҳрами даргоҳ ҳемебояд бурд,
Дил пурғаму пуроҳ ҳаме бояд бурд.
Аз хеш ба мо роҳ наёбӣ ҳаргиз,

Аз мо сӯйи мо роҳ ҳаме бояд бурд.

507
Кас аз хами чавгони ту гӯйе набарад
В-аз васли ту раҳ ба ҷустуҷӯе набарад.
Гар Юсуф, чашм ҳамчу Яъқуб кунад,
Аз пираҳани ҳусни ту бӯе набарад.

508
Ид омаду аз ту ид, идона барад,
Аз хирмани моҳи иди ту дона барад.
Инаш бирасад, ки рӯй бар моҳ кунад,
Инаш нарасад, ки моҳи нав, хона барад.

509
Хуш ҷой, ки ёри дилситонам мебурд,
Берун зи ҷаҳон ҷисму ҷонам мебурд.
Гуфтам: «Наравам», баҳонаҳо мекардам,
Гуфто: «Биравӣ», кашон, кашонам мебурд.

510
Мурғи малаке з-он сӯйи гардун паррад,
Он сӯй, ки сӯй нест, он сун паррад.
Он мурғ, ки аз байзаи симурғ бизод,
Ҷуз ҷониби симурғ бигӯ, чун паррад?

511
Рӯзе, ки бувад дилат зи ҷонон пурдард,
Шукрона, ҳазор ҷон фидо бояд кард.
К-андар раҳи ишқу ошиқӣ, эй сарамард,
Бе шукр қафойи некӯвон натвон хвард.

512
Ҳам софаму ҳам софаму ҳам тираву дурд,
Ҳам пираму ҳам пираму ҳам кӯдаки хурд.
Гар ман бимирам, маро магӯед, ки «мурд»,
Гӯ: «Мурда будам, зинда шудам, дӯст бибурд».

513
Ҳам куфраму ҳам динаму ҳам софаму дурд,
Ҳам пираму ҳам ҷавону ҳам кӯдаки хурд.
Гар ман бимирам, маро магӯед, ки «мурд»,
Гӯ: «Мурда буду зинда шуду дӯст бибурд».

514
Бар хок назар кунад, чу бар мо гузарад,
То чеҳраи мо ба хок бар, рашк барад.
Беҳ з-он набувад, ки пеши ӯ хок шавем,
Бошад, ки бар ин тариқ дар мо гузарад.

515
Субҳ асту сабо мушкфишон мегузарад,
Дарёб, ки аз кӯи фалон мегузарад.
Бархез! Чӣ хуфтӣ, ки ҷаҳон мегузарад,
Бӯйе биситон, ки корвон мегузарад.

516
Киштӣ, ки ба дарёи равон мегузарад,
Мепиндорад, ки найситон мегузарад.
Мо мегузарем з-ин ҷаҳон дар реҳлат,
*(строка потеряна)

517
Дил дар ғами ишқ мубтало хоҳам кард,
Ҷонро сипари тири бало хоҳам кард.
Умре, ки на дар ишқи ту бигзоштаам,
*(строка потеряна)

518
Имшаб соқӣ ба мушк май гардон кард,
Дил яғмо бурду даст дар имон кард.
Чандон майи лаъл рехт, то тӯфон кард,
Якбора висоқи ақлро вайрон кард.

519
Мутриб, ки тарона гуфт ё афғон кард,
Бар тамъ умеди силлаю эҳсон кард.
Чун сурати эҳсон зи ту рӯ пинҳон кард,
Дурр аст, чу санг ройгон натвон кард.

520
Гуфтам: «Ҷонӣ, ба тарки ҷон натвон кард»,
Гуфто: «Ҷонро чу тан нишон натвон кард».
Гуфтам, ки: «Ту баҳри карамӣ». Гуфт: «Хамӯш!
Дурр асту чу санг ройгон натвон кард».

521
Дар гиряи хун маро шакарханди ту кард,
Бебанди ту дар ҷаҳон маро банди ту кард.
Мефармойӣ, ки аҳду савганди ту кӯ?
Бадаҳд маро на аҳду савганди ту кард.

522
Хомӯш маро зи гуфт, гуфтори ту кард,
Бекор маро ҳаловати кори ту кард.
Бигрехтам аз доми ту дар хонаи дил,
Дил дом шуду маро гирифтори ту кард.

523
Дӣ боғ зи дай шукри саломат мекард,

Бар рӯйи шукуфаҳо аломат мекард.
Он сарви чаман даъвии қомат мекард,
Гул хандазанон бар ӯ қиёмат мекард.

524
Ҳошо, ки дил ишқи ҷаҳонро нигарад,
Худ чист, ба ҷуз ишқ, ки онро нигарад?
Безор шавам зи чашм дар рӯзи аҷал,
Гар ишқ раҳо кунад, ки ҷонро нигарад.

525
Он дил, ки ба шоҳиди ниҳон дарнигарад,
Кай ҷониби мулкати ҷаҳон дарнигарад.
Безор шавам зи чашм дар рӯзи аҷал,
К-он рӯй раҳо кунад, ба ҷон дарнигарад.

526
Он чиз, ки беруну дарун менигарад,
Дар аҳли ҷунун ба сад фунун менигарад.
Дар дида нигар, ки дида чун менигарад
В-он кист, ки аз дида бурун менигарад.

527
Кӣ гуфт, ки он зиндаи ҷовид бимурд?
Кӣ гуфт, ки офтоби умед бимурд.
Он душмани хуршед баромад бар бом,
Ду чашм бубасту гуфт: «Хуршед бимурд».

528
Кӣ гуфт, ки рӯҳи ишқангез бимурд?
Ҷабрили амин зи дашнаи тез бимурд?
Он кас, ки чу иблис дар истез бимурд,
Ӯ пиндорад, ки Шамси Табрез бимурд.

529
Онро манигар, ки зуфунун ояд мард,
Дар аҳду вафо нигар, ки чун ояд мард.
Аз ӯҳдаи аҳд агар бурун ояд мард,
Аз ҳар чӣ сифат кунӣ, фузун ояд мард.

530
Боз омаду он зулф ба хам боз овард
В-он шӯру шару зулму ситам боз овард.
Он моҳ, ки Зӯҳраро алам кард нагун,
По дор, ки он таблу алам боз омад.

531
Ҷон рӯй ба олами ҳумоюн овард,
В-аз чуну чигуна дил ба бечун овард.
Он роз, ки то кунун ҳамебуд ниҳон,

Аз зери ҳазор парда берун овард.

532
Рӯзи шодист, ғам чаро бояд хӯрд?!
Имрӯз май аз ҷоми вафо бояд хӯрд.
Чанд аз кафи хаббозу сақо ризқ хӯрем?!
Як чанд гаҳ аз кафи худо бояд хӯрд.

533
Донӣ, сӯфӣ баҳри чӣ бисёр хӯрад?
Зеро, ки ба айём яке бор хӯрад.
Бигзор ин дам, то гулу гулнор хӯрад,
То чанд чу уштур зи ғам ӯ хор хӯрад.

534
Заҳр аз кафи ёри симбар битвон хӯрд,
Талхи суханаш ҳам чу шакар битвон хӯрд.
Бас бонамак аст ёру бас бонамак аст,
Ҷое, ки намак бувад, ҷигар битвон хӯрд.

535
Ошиқ бояд, ки то равад, бода хӯрад,
То пардаи ақлу шарми худро бидаранд.
Ман бода куҷо хӯрам?! В-агар з-он ки хӯрам,
Андар сари ман ақл наёбад, чӣ барад?!

536
Дар мағзи фалак чу ишқи ту ҷо гирад,
То арш ҳама фитнаву ғавғо гирад.
Чун рӯҳ шавад ҷаҳон, на болову на зер,
Чун ишқи ту рӯҳро зи боло гирад.

537
Рӯзе, ки вуҷудҳо тавалло гирад,
Рӯзе, ки адам ҷониби аъло гирад.
То қабзаи шамшери кӣ олояд хун,
То оташи иқболи кӣ боло гирад?

538
Магзор, ки ғусса дар миёнат гирад,
Ё васвасаҳои ин ҷаҳонат гирад.
Рав, шарбати ишқ дар даҳон неҳ шабу рӯз,
З-он пеш, ки ҳукми ҳақ даҳонат гирад.

539
Магзор, ки васваса забунат гирад,
Чун мор ба ҳилаву фусунат гирад.
То он маҳи бечун кунад оҳанги гирифт,
Ҳайрон шавад осмон, ки чунат гирад.

540
Он рӯз, ки ҷонам раҳи кайвон гирад,
Аҷзои танам хоки парешон гирад.
Бар хок ба ангушт ту бинвис, ки: Хез,
То барҷаҳам аз гӯру танам ҷон гирад.

541
Чун субҳи валои ҳақ дамидан гирад,
Ҷон дар тани зиндагон тапидан гирад.
Ҷое бирасад мард, ки дар ҳар нафасе,
Бе заҳмати чашм дӯст дидан гирад.

542
Хуршеди камарбаста ба пешат мирад,
В-он моҳи ҷигархаста ба пешат мирад.
В-он сарву гули руста ба пешат мирад,
Ин дилшуда пайваста ба пешат мирад.

543
Ин танҳоии ҳазор ҷон беш арзад,
Ин озодӣ мулки ҷаҳон беш арзад.
Дар хилват як замона бо ҳақ будан,
Аз ҷону ҷаҳону ину он беш арзад.

544
Аз одамие даме ба ҷоне арзад,
Як мӯй, к-аз ӯ фитад, ба коне арзад.
Ҳам одамие бувад, ки аз сӯҳбати ӯ,
Нодидани ӯ мулки ҷаҳоне арзад.

545
Зулфи ту ба ҳусни зуфинҳо барзад,
Дар молиши анбар остинҳо барзад.
Мушкаш гуфтам, аз ин сухан тоб овард,
Дарҳам шуду хештанзаминҳо барзад.

546
Эй он-к нахуст сеҳр бар чашми ту зад,
В-з бонамакӣ роҳи назар чашми ту зад.
Он кас, ки чу тӯтиёш иззат додӣ,
Омад ба тариқи шакар чашми ту зад.

547
Гар сабр кунам ҷомаву ҷон месӯзад,
Ҷони ману ҷони ҷумлагон месӯзад.
В-ар бонг бароварам, даҳон месӯзад,
Чӣ ҷойи даҳон?! Ҳарду ҷаҳон месӯзад.

548
Он рӯз, ки ишқ бо дилам бистезад,

Ҷон пойбараҳна аз миён бигрезад.
Девона касе, ки оқилаш пиндорад,
Оқил марде, ки ӯ зи ман бигрезад.

549
Ишқ он хуштар, к-аз ӯ балоҳо хезад,
Ошиқ набувад, ки аз бало парҳезад.
Мардона касе бувад , ки дар ҷодаи ишқ,
Чун ишқ ба ҷон расад, зи ҷон бархезад.

550
Аз ишқи ту оташи ҷавонӣ хезад,
Дар сина ҷамолҳои ҷонӣ хезад.
Гар мекушиям, бикуш, ҳалол аст туро,
К-аз куштани дӯст зиндагонӣ хезад.

551
Обе, ки аз ин дида чу хун мерезад,
Хун аст, биё, бубин, ки чун мерезад.
Пайдост, ки хуни ман чӣ бардошт кунад,
Дил мехӯраду дида бурун мерезад.

552
Аз ишқи ту дарё ҳама шӯр ангезад,
Дар пои ту абрҳо дурр мерезад.
Аз ишқи ту барқе ба замин афтодаст,
Ин дуд дар осмон аз он мехезад.

553
Чун «Зерафканд» дар «Ироқ» омезад,
Дил ақл раҳо кунад, зи тан бигрезад.
Ман оташаму чу дард мебархезам,
Ҳар оташро, ки дард мебархезад.

554
Ҳамроҳи хушию дилкашӣ номезад,
Ҳуш дору макун каж, ки қадаҳ мерезад.
Дар олами хок бод дар сар кардан,
Шак нест, ки ҳар лаҳза ғуборе хезад.

555
Он кас , ки дами дил аз «аналҳақ» мезад,
Имрӯз дар ин расан муаллақ мезад.
В-он кас, ки зи чашми сеҳр мутлақ мезад,
Бар худ зи ғамат ҳазоргун дақ мезад.

556
Дӣ чашми ту рои сеҳри мутлақ мезад,
Рӯйи ту раҳи гунбади азрақ мезад.
То доштӣ офтоб дар сояи зулф,

Ҷон бар сифати зарра муаллақ мезад.

557
Онро , ки зи ишқи дӯст бедод расад,
Аз раҳмату фазли ӯш имдод расад.
Кӯтоҳии умр бин, ба васлам дарёб,
Кӯтоҳиро васл ба фарёд расад.

558
Бо суди висоли ту зиёнат нарасад,
Ҷони ту, ки заҳмате ба ҷонат нарасад.
Метарсонад туро, ки то ҳар нафасе,
Пурдил шавию чашми бадонат нарасад.

559
Меҷӯшад дил, то ки ба ҷӯши ту расад,
Беҳуш шудаст, то ба ҳуши ту расад.
Менӯшад заҳр, то ба нӯши ту расад,
Чун ҳалқа шудаст, то ба гӯши ту расад.

560
Кай бошад, к-ин неш ба нӯши ту расад,
Заҳрам ба лаби шакарфурӯши ту расад.
Зеро ки ту кимиёи бепоёнӣ,
Эй хуш хоме, ки ӯ ба ҷӯши ту расад.

561
Хоҳам гарде, ки аз ҳавойи ту расад,
Бошад, ки ба дида хоки пойи ту расад.
Ҷонам зи ҷафо хурраму хандон бошад,
Зеро зи ҷафо бӯйи вафойи ту расад.

562
Хуршед кӣ бошад, ки ба рӯйи ту расад,
Ё боди сабуксар, ки ба мӯйи ту расад.
Ақле, ки кунад хоҷагии шаҳри вуҷуд,
Девона шавад, чун сари кӯйи ту расад.

563
Он лаҳза, ки аз пираҳанат бӯй расад,
Ман худ чӣ кунам?! Чархи фалак ҷома дарад.
Он пираҳани Юсуфи хушбӯй куҷост,
К-имрӯз зи пироҳани ту бӯй расад?

564
Девона миёни халқ пайдо бошад,
Зеро ки савори аспи савдо бошад.
Девона касе бувад, ки ӯро бишинохт,
Девонайи пеши мо шиносо бошад.

565
Аз наздикие, ки дилситонро бошад,
Ман занн набарам, ки низ ҷонро бошад.
Валлаҳ, накунам ёд ман ӯро ҳаргиз,
З-он рӯй, ки ёд ғоибонро бошад.

566
Бар банда биханд, то савобат бошад
В-аз банда шакарханда ҷавобат бошад.
Мегирям зор, то шаробат бошад,
Месӯзад ин дил, ки кабобат бошад.

567
Бар банда биханд, то савобат бошад
В-аз банда шакарханда ҷавобат бошад.
Мегирям зор, то шаробат бошад,
Месӯзад ин дил, ки кабобат бошад.

568
Гар ҳар ду ҷаҳон зи хори ғам пур бошад.
Аз хор натарсад он, ки уштур бошад.
В-ар ҷону ҷаҳон зи ғусса олуда шавад,
Покиза шавад, чу ишқ гозур бошад.

569
Зиндони ман аз наҷот хуштар бошад,
Нафрини ман аз набот хуштар бошад.
Шамшери ман аз ҳаёт хуштар бошад,
Ёқути ман аз закот хуштар бошад.

570
Савдои туро баҳонае бас бошад,
Мадҳуши туро таронае бас бошад.
Дар куштани мо чӣ мезанӣ теғи ҷафо?!
Моро сари тозиёнае бас бошад.

571
Дашном,ки аз лаби ту маҳваш бошад,
Чун лаъл бувад, ки аслаш оташ бошад.
Нашгуфт, ки дашноми ту дилкаш бошад,
Ҳар бод, ки бар гул гузарад, хуш бошад.

572
Бӯйи дами муқбилон чу гул хуш бошад,
Бадбахт чу хор тезу саркаш бошад.
Дар суҳбати гул хор зи оташ бираҳад,
В-аз суҳбати хор гул дар оташ бошад.

573
Кай ғам хӯрад он-к шоди мутлақ бошад?!

В-он дил, ки бурун зи чархи азрақ бошад?!
Тухми ғамро куҷо пазирад чу замин.
Он, к-аз ҳавасаш фалак муаллақ бошад.

574
Дар синайи ҳар ки заррае дил бошад,
Бе ишқи ту зиндагиш мушкил бошад.
Бо зулфи чу заҷири гиреҳ бар гиреҳат,
Девона касе бувад, ки оқил бошад.

575
Гуфтӣ, ки бигӯ, забон чӣ маҳрам бошад,
Маҳрам набувад, ҳар чӣ дар олам бошад.
Валлаҳ, натавон ҳадиси он дам гуфтан,
Бо ӯ, ки сиришти хоки Одам бошад.

576
Кай ғам хӯрад он, ки бо ту хуррам бошад?!
В-аз нури ту офтоби олам бошад.
Асрори ҷаҳон чӣ гуна пӯшида шавад,
Бар хотири он-к бо ту маҳрам бошад?!

577
Он рӯз, ки рӯзи абру борон бошад,
Шарт аст, ки ҷамъияти ёрон бошад.
З-он рӯй, ки ёр ёрро тоза кунад,
Чун маҷмаи гул, ки дар баҳорон бошад.

578
Мурғе, ки зи боғи покбозон бошад,
Ҳам саркашу ҳам сархушу нозон бошад.
Гар сар кашад ӯ, зи саркашон мерасадаш,
К-андар сари ӯ ғурури бозон бошад.

579
Гармо на ҳама танӯри сӯзон бошад,
Ногаҳ зи дарам даройӣ, гарм он бошад.
Сармо на ҳама сарди зимистон бошад,
Чун ваъда диҳӣ, наёйӣ, сард он бошад.

580
Аз мо бути аёр гурезон бошад
В-аз ёрии мо ёр гурезон бошад.
Ӯ ақли мунаввар асту мо масти вайем,
Ақл аз бари хаммор гурезон бошад.

581
Кори ошиқ тарона гуфтан бошад,
Зикри бути бенишона гуфтан бошад.
Ё қиссаи дому дона гуфтан бошад,

Ё тарки дукону хона гуфтан бошад.

582
Гар ошиқро фанову мурдан бошад,
Ё дар раҳи ишқ ҷон супурдан бошад.
Пас лоф бувад, он-ч бигуфтанд,ки ишқ
Аз айни ҳаёт об хӯрдан бошад.

583
Бишнав, агарат тоби шунидан бошад,
Пайвастани ӯ зи худ буридан бошад.
Хомӯш кун он ҷо, ки ҷаҳони назар аст,
Чун гуфтани эшон ҳама дидан бош.

584
Ҷавзе, ки дарунаш мағзи ширин бошад,
Дурҷе, ки дар ӯ дури хушоин бошад.
Чандин зи ҳасад шикастани ӯ маталаб,
Гар бишканияш, ҳазор чандин бошад.

585
Хоҳам, ки дилам бо ғами ӯ хӯ бошад,
Гар даст диҳад, ғамаш чӣ некӯ бошад.
Ҳон, эй дили бедил, ғами ӯ дар бар гир,
То чашм занӣ, худ ғами ӯ ӯ бошад.

586
Дар ишқ на пастӣ, на баландӣ бошад,
Не беҳушӣ, не ҳушмандӣ бошад.
Қуройиву шайхиву муридӣ набувад,
Қаллошиву камзаниву риндӣ бошад.

587
Ҷое, ки дар ӯ чун ту нигоре бошад,
Куфр аст, ки он ҷой қароре бошад.
Ақле, ки туро бинаду аз сар наравад,
Саркӯфта бод, ки зишт море бошад.

588
Ҷоне, ки дар ӯ аз ту хаёле бошад,
Кай он ҷонро нақлу заволе бошад.
Маҳ дар нуқсон гарчи ҳилоле бошад,
Нуқсони вай оғози камоле бошад.

589
Ҳар файз асари иллати авло бошад,
Сурат ҳама мақбули ҳаюло бошад.
Ҳар ҷузв зи кул бувад, вале лозим нест,
К-он ҷо ҳама кул қобили аҷзо бошад.

590
Ҳар ҷо, ки туро тарасалое бошад,
Бигрез, ки зери он балое бошад.
Ҳар ҷо, ки диле ғазалсарое бошад,
Вайронии хонаву сарое бошад.

591
Ишқе омад, ишқҳо савдо шуд.
Сӯзидаму хокистари ман ҳам «ло» шуд.
Боз аз ҳаваси сӯзи ту хокистари ман
Во гашту ҳазор бор суратҳо шуд.

592
Шаб чун дили ушшоқ пур аз савдо шуд,
Аз чашми баду неки ҷаҳон пинҳон шуд.
Бо хуни дилам чун сафари пинҳонӣ
Гӯянд ишорате, ки вақти он шуд.

593
Дарвеш, ки асрори ниҳон мебахшад,
Ҳар дам мулке ба ройгон мебахшад.
Дарвеш касе нест,ки нон металабад,
Дарвеш касе бувад, ки ҷон мебахшад.

594
Бисёр туро хаста-равон бояд шуд,
В-ангуштнамойи ину он бояд шуд.
Гар одамийӣ бисоз бо одамиён
В-ар чун малакӣ, бар осмон бояд шуд.

595
Тире бизадам тир ба боло бар шуд,
Зад бар дили мӯъминеву нафрингар шуд.
Гуфто, ки сари дилат қазое сар шуд,
Тирам ҳақ буд, он қазое сар шуд.

596
Ту ҷонию ҳар зинда ғами ҷон бикашад,
Ҳар к-он дорад, муаннаси он бикашад.
Ҳар ҷон, ки чу корд бо ту дар банди зар аст,
Гар теғ занӣ, аз буни дандон бикашад.

597
Ин турфа ҷамоате, ки ҷоншон бикашад,
В-ин нодира, к-оби ҳайвоншон бикашад.
Гар фош кунанд, мардумоншон бикашад,
В-ар ишқ ниҳон кунанд, оншон бикашад.

598
Чашмат, санамо, ҳазор дилдор кушад,

Он нолаи зери ӯ ҳама зор кушад.
Шоҳони замона хасм бар дор кашанд,
Он наргиси бедори ту бе дор кашад.

599
Андешаи ҳушёри ту ҳушёр кушад,
Зораш кушаду ба зории зор кушад.
Шоҳони замона хасм бар дор кашанд,
Он давлати бедори ту бе дор кушад.

600
Эй дӯст, ба ҳар сухан касе ёр кушад?!
В-он гоҳ чӣ ёр? Ёри ғамхор кушад.
Худ дӯст магир, душмане гир маро,
Кас душмани хешро чунин зор кушад.

601
Мегӯяд ишқ: «Ҳар ки ҷон пеш кашад,
Сад ҷону ҳазор ҷон иваз беш кашад»,
Дар гӯши ту бин, ишқ чиҳо мегӯяд,
То гӯшкашонат ба сӯи хеш кашад.

602
Шӯр овардам, ки гови гардун накашад,
Девонагие сад чу Маҷнун накашад.
Ҳам ман бикашам, ки ҷони ту ҷони ман аст,
Ҷони худро бигӯ, касе чун накашад.

603
Сад марҳала з-он сӯйи хирад хоҳам шуд,
Фориғ зи вуҷуди неку бад хоҳам шуд,
Азбас хубӣ, ки дар паси парда манам,
Эй бехабарон, ошиқи худ хоҳам шуд.

604
Он зарра, ки ҷуз ҳамдами хуршед нашуд,
Бар нақд заду сахраи уммед нашуд.
Ишқат ба кадом сар дарафтод, ки зуд
Аз боди ту рақсон чу сари бед нашуд.

605
Аз лутфи ту ҳеч банда навмед нашуд,
Мақбули ту чун муқбили ҷовид нашуд,
Лутфат ба кадом зарра пайваст даме,
К-он зарра беҳ аз ҳазор хуршед нашуд.

606
Бе ёрии ту дил ба сӯи ғор нашуд,
То лутфи ғамат надид ғамхор нашуд,
Ҳар чиз, ки бисёр шавад, хор шавад,

Ғамҳои ту бисёр шуду хор нашуд.

607
Дил аз паи дилдор басе тохту нашуд,
Ҳар хушку таре, ки дошт, дарбохту нашуд.
Бечора ба кунҷи сина биншаст ба макр,
Ҳар ҳилаю фан, ки дошт, пардохту нашуд.

608
Ман бандаи он ақл, к-аз ӯ Маҷнун шуд,
Сад ҷон арзад диле, к-аз ӯ пурхун шуд.
Валлаҳ, ки ҳаме рашк барад оби ҳаёт
З-ашке, ки зи чашми ошиқон берун шуд.

609
То дар дили ман ишқи ту афрӯхта шуд,
Ҷуз ишқи ту ҳар чӣ доштам сӯхта шуд.
Ақлу сабақу китоб бар тоқ ниҳод,
Шеъру ғазалу дубайтӣ омӯхта шуд.

610
Бо ҳар ки дами ишқи ту омехта шуд,
Гӯйӣ, ки бало бар сари ӯ рехта шуд.
Мансур зи сирри ишқ медод нишон,
Ҳалқаш ба таноби ғайрат овехта шуд.

611
Кас воқифи он ҳазрати шоҳона нашуд,
То бедилу беақл сӯйи хона нашуд.
Девона касе буд, ки ӯ рӯйи ту дид
В-он гаҳ зи ту дур монду девона нашуд.

612
Бо рӯйи ту ҳеҷ кас зи боғ андешад,
Бо ишқи ту аз шамъу чароғ андешад.
Гӯянд, ки қуввати димоғ аз хоб аст,
Ошиқ бошад, ки аз димоғ андешад.

613
Он ёр, ки ақлҳо шикораш мешуд,
В-он ёр, ки кӯҳҳо қарораш мешуд.
Гуфтам: «Сари зулфи худ буридӣ?!». Гуфто:
«Бисёр сар андар сари кораш мешуд».

614
Дил банда бар он қумрии ҷонӣ шуд,
Як нукта бигуфту баҳсро бонӣ шуд.
Мехост, ки муддаош собит гардад,
Собит нашуд ону муддаӣ фонӣ шуд.

615
Аз ишқи худо на бар зиён хоҳӣ шуд,
Беҷон зи куҷо шавӣ, ки ҷон хоҳӣ шуд.
Аввал ба замин зи осмон омадайӣ,
Охир зи замин ба осмон хоҳӣ шуд.

616
Ҳар дил, ки барӣ зи озу шаҳват омад,
Ӯ толиби аҳволу каромот омад.
Дар сирри сифоти ҳақ мақомот гирифт.
Чун пок шуд аз сифот, худ зот омад.

617
Эй дӯст, аз он сарир ёдат омад,
З-он хусрави беназир ёдат омад.
Эй хайма, ки шаққҳот рақсон шуда аст,
З-он боду зи доругир ёдат омад.

618
Ман чӯб гирифтам, ба кафам уд омад,
Ман бад кардам, бадим масъуд омад.
Гӯянд, ки дар сафар сафар некӯ нест,
Кардам сафару маро чунин суд омад.

619
Мо баста будем, банди дигар омад,
Бедил шудаву нажанди дигар омад.
Дар ҳалқайи зулфи ту гирифтор будем,
Дар гардани мо каманди дигар омад.

620
Бори дигар ин хастаҷигар бозомад,
Бечора ба по рафту ба сар бозомад.
Аз шавқи ту бар мисоли ҷонҳои ғариб,
Сӯйи малак аз кӯйи башар бозомад.

621
Бори дигар ин хастаҷигар бозомад,
Бечора ба по рафту ба сар боз омад.
Заҳмат зи шакар буду магасро меронд,
Сабраш набуду сӯи шакар бозомад.

622
Имрӯз самои ту хушу дилкаш омад,
Пурлаззату пурзавқу тарабкаш омад.
Инак камари кӯҳна дарандохт дилам,
Зеро зи кафу дафи ту шармаш омад.

623
Бе баҳри сафо гавҳари мо санг омад,

Бе ҷону ҷаҳон ҷону ҷаҳон танг омад.
Чун меҳнати дӯст сайқали ҷону дил аст,
Дар ҷон гираш, ки дофеи занг омад.

624
Ҳон! Эй дили хаста, вақти марҳам омад,
Хуш, хуш нафасе бизан, ки он дам омад.
Ёре, ки аз ӯ кор шавад ёронро,
Дар сурати одамӣ ба олам омад.

625
Ҷонро ҷустам, ба баҳр марҷон омад,
Дар зери кафи қулзум пинҳон омад.
Андар дили торик ба роҳи борик,
Рафтам, рафтам, яке биёбон омад.

626
Рӯзӣ маҳаки мӯҳташаму дун омад,
Зинҳор магӯ: «Чун», ки зи «бечун» омад.
Рӯзист, ки аз вараи гардун омад,
З-он рӯзибеҳӣ, ки рӯзафзун омад.

627
Чандон ки дилам рафт, ба ҳомун омад,
Ҳайрон шуда роҳ низ, к-ӯ чу омад.
Гар маҷнуне ба кӯҳ шӯрида бирафт,
Сад кӯҳ зи ғам бар мани Маҷнун омад.

628
Сад бор зи сар бирафт иқолум омад,
То кай зи майи шефтагон ошомад.
Аз кор бимондаму зи бекорӣ низ,
То оқибати кор куҷо анҷомад.

629
Дилтанг машав, ки дилкушое омад,
Дилтангнавози бонавое омад.
Ғамро чу магас шикаста акнун пару бол,
К-аз ҷониби қофи ҷон ҳумое омад.

630
Субҳ омаду вақти рӯшноӣ омад,
Шабхезонро вақти ҷудоӣ омад.
Он чашм чу посбон фурӯбаст зи хоб,
Вақти ҳаваси шакаррабоӣ омад.

631
Корам ба гилу шаҳсипарам барн-омад,
Гуфтам, ки: «Хамӯш! Шаҳ-сипарам, барн-омад.
Чун тири сипар аз он камон парридам,

Бо авҷи ғамаш ҳар се парам барно-мад.

632
Шодии замона бо ғамам бар-номад,
Ҷуз аз ғами дӯст марҳамам бар-номад.
Гуфтам: «Чу бубинамаш, чӣ дамҳо диҳамаш»,
Чун рост, ки дидамаш, дамам бар-номад.

633
Он кони набот, тунги шаккар н-омад,
Он оби ҳаёт баҳри гавҳар н-омад.
Гуфтам, биравам ба ишва дамҳо диҳамаш,
Чун рост бидидамаш, дамам барн-омад.

634
Эй бас ғоиб, ки дар самоъи моанд,
Аз сӯфиву аз орифу аз донишманд.
Дуре наздик чун дили овора,
Худ кист равонтар аз дили бепобанд?

635
Шоҳест, ки ту ҳар чӣ бипӯшӣ, донад,
Бе кому забон, гар бихурӯшӣ, донад.
Ҳар кас ҳаваси суханфурӯшӣ данад,
Ман бандаи онам, ки хамӯшӣ донад.

636
Лаълест, ки ӯ шакарфурӯшӣ донад,
В-аз олами ғайб боданӯшӣ донад.
Номаш гӯям, валек дастуре нест,
Ман бандаи онам, ки хамӯшӣ донад.

637
Рав, некӣ кун, ки даҳр некӣ донад,
Ӯ некиро зи некӯвон настонад.
Мол аз ҳама монду аз ту ҳам хоҳад монд,
Он беҳ, ки ба ҷойи мол некӣ монад.

638
Ақлу дили ман чӣ айшҳо медонад,
Гар ёр даме пеши худам биншонад.
Сад ҷойи нишеби осиё медонам,
В-аз беобӣ кор фурӯ мемонад.

639
Ман бехабарам, худойи ҳақ медонад,
К-андар дили ман маро чӣ механдонад.
Боре дили ман шохи гулеро монад,
К-аш боди сабо ба лутф меҷунбонад.

640
Хоки туаму худойи ҳақ медонад,
Воҷиб набувад, ки аз манат бистонад,
В-ар бистонад, дуогарӣ пеша кунам,
То раҳм кунад, пеши манат биншонад.

641
Асрори ту доройи фалак медонад,
К-ӯ муй ба мӯву раг ба раг медонад.
Гирам, ки ба зарқ халқро бифребӣ,
Бо ӯ чӣ кунӣ, ки як ба як медонад.

642
Он ҷо, ки ту бошӣ, эй санам, дил монад?!
Аз нури рухи ту роҳи мушкил монад?!
Гуфтӣ, ки маро бандаи оқил бояд,
Он кас, ки: «Туро бинад, оқил монад?!».

643
Аз оби ҳаёти дӯст бемор намонд,
В-аз гулбуни васли дӯст як хор намонд.
Гӯянд: «Даричаест, аз дил сӯи дил»,
Чӣ ҷойи даричае, ки девор намонд.

644
Ҷуз дамдамаи ишқи ту дар гӯш намонд,
Ҷонро зи ҳаловати азал ҳуш намонд.
Берангии ишқ рангҳое омехт,
В-аз ҳолати беранг фаромӯш намонд.

645
Аз лашкари сабрам аламе беш намонд,
Аз ҳар чӣ маро буд, ғаме беш намонд.
Ин турфатар аст,к-аз сари ишва ҳанӯз,
Дам медиҳаду маро даме беш намонд.

646
Аз некии ту табъи бадандеш намонд
В-аз ғуссаву ғам зи андаку беш намонд.
Аз хайли ҷалолати ту олам бигирифт,
То ҷумла малак шуданду дарвеш намонд.

647
Бӯят омад, гурезро рӯй намонд,
Парҳезу гурез ҷуз бад-он сӯй намонд.
Аз бӯйи ту рангу бӯйи мо медузданд,
То кор чунон шуд, ки зи мо бӯй намонд.

648
Маҳро тарафе ба рӯйи ӯ мемонад,

Чизеш бад-он фариштаҳӯ мемонад.
Не,не, зи куҷо то ба куҷо?! Маҳ кӣ бувад?!
Ҷон бандайи ӯ бад-ӯ худи ӯ мемонад.

649
Аз тоби ту не ёру адӯ мемонад,
Дар базми ту не ратлу сабӯ мемонад.
Ҷоно! Гирам, ки хунам ошомидӣ,
Охир ба лаби шаҳди ту бӯ мемонад.

650
Сиррест, ки ёр зери лаб мехонад,
Сарчашмаи кори мо ҳам ӯ медонад.
Сад ҷои нишеби осиё медонем,
В-аз беобӣ кор фурӯ мемонад.

651
Онҳо, ки ба оташи хазон сӯхтаанд,
В-аз лутфи баҳор чашмашон дӯхтаанд.
Акнун ҳамаро хилъати нав дӯхтаанд,
Шевагарию ғанҷ даромӯхтанд.

652
Онро, ки ба илму ақл афроштаанд,
Онро ба ҳисоби рӯзӣ ангоштаанд.
В-онро, ки сар аз ақл тиҳӣ доштаанд,
Аз мол ба ҷойи он даранбоштаанд.

653
Он рӯз, ки меҳргони гардун задаанд,
Меҳри зари ошиқон дигаргун задаанд.
Воқиф нашавӣ ба ақл, то чун задаанд,
К-ин зар зи саройи ақл берун задаанд.

654
Он хубоне, ки фитнайи буткадаанд,
Моро ба хароботи бутон раҳ задаанд.
Кофардилу хунхораву раҳзан будаанд,
В-аз макр чунин зоҳиду обид шудаанд.

655
Дар бандам аз он ду зулфи банд андар банд,
Дар нолаам аз он лабони қанд андар қанд.
Эй ваъдайи дидори ту ҳеч андар ҳеч,
Охир ғами ҳиҷрони ту чанд андар чанд.

656
Ку Юсуф? К-ин ҷумла ҷаҳон Яъқубанд,
Ку сабр? К-ин дилшудагон Аюбанд.
Дилкӯфтагон куҷо, ки пое кӯбанд,

Дар маҷлиси ҷон, ки нақшҳое хубанд?

657
Ин сурати одамӣ, ки дар ҳам бастанд,
Нақшест, ки дар тавилаи ғам бастанд.
Гаҳ деву гаҳе фариштаву гаҳ ваҳшӣ,
Ин худ чӣ тилисм аст, ки бар ҳам бастанд.

658
Дар хидмати чашмат ду-се ҷоду ҳастанд,
Хоби моро ба ҷодуйӣ дарбастанд.
Гуфтам, ки: «Ба васл дасташон дарбандам»,
Ту пой кашидиву зи дастам растанд.

659
Аз фақр ба анвоъ суханҳо гуфтанд,
Дар бехабарӣ гавҳари маънӣ суфтанд.
Воқиф чу нагаштад зи асрори ҷаҳон,
Аввал занахе заданду охир хуфтанд.

660
Норафта раҳи сидқу сафо гоме чанд,
Нонӯшида аз майи ҷон ҷоме чанд.
Бигрифта зи томоти алиф ломе чанд,
То зишт шавад номи накӯноме чанд.

661
Дар мистабаи ҷаҳон зи бадноме чанд,
Сер омадам аз сарзаниши хоме чанд.
Бигрифта зи томоти алиф ломе чанд,
То пеши аҷал боз равам гоме чанд.

662
Дилҳо зи самоъ беқарор афтоданд,
Чун з-абри баҳор беқарор афтоданд.
Эй Зӯҳраи ғайб, каффи раҳмат бикшой,
К-ин мутрибу каффу даф ба кор афтоданд.

663
Онҳо, ки ба кӯйи орифон афтоданд,
То нафхаи сур чобуку дилшоданд.
Қавме ба фидойи нафс тан дардоданд,
Қавме зи худу ҷону ҷаҳон озоданд.

664
Дар ишқ агар чӣ хурдабинам карданд,
Дар пешравӣ, агар гузинам карданд.
Омад сармову пӯстинем нашуд,
Гар чӣ ҳама шаҳр пӯстинам карданд.

665
Моро зи хароботи аласт оварданд,
Шӯридаву жӯлидаву маст оварданд.
Ҳам сӯйи харобот бихоҳанд кашид,
З-он рӯ, ки зи нестӣ ба ҳаст оварданд.

666
Онҳо, ки дил аз аласти маст оварданд,
Ҷонро зи адам ишқпараст оварданд.
Аз дил бинеҳоданд қадам бар сари ҷон,
То як дами пурдард ба даст оварданд.

667
Моро зи хароботи азал оварданд,
Қавме, ки ҳамморанд, ҷадал оварданд.
Моро ҷадал нест, азеро моро,
Омехта чун шиpу асал оварданд.

668
Қавме ба хароботи ту андар банданд,
Ринде чанданду кас надонад, чанданд.
Ҳушёриро яке замон напсанданд,
Бар неку бади ҳар ду ҷаҳон механданд.

669
Сарҳои дарахтон гули раъно чиданд,
Он Яъқубон Юсуфи худро диданд.
Айёми зимистон чу сияҳ пӯшиданд,
Охир зи паси навҳагарӣ хандиданд.

670
Сарҳои дарахтон гули тар мечинанд
В-андар дили худ кони гуҳар мебинанд.
Чун бар сари поянд, ки аз ҳар барге,
Навмед нагарданд, зи по наншинанд.

671
Онон,ки зи ёрони накӯ бибриданд,
Афсуну дами роҳи занон бишниданд.
Ҳамчун бузи ланг бозпас хезиданд,
Гургон ҳамаро якон-якон бидриданд.

672
Мастони ғамат бори дигар шӯриданд,
Девонадилонат сари маҳро диданд.
Омад сари маҳ, силсила ҷунбониданд,
Пироҳани ақлу сабрро бидриданд.

673
Баъзе ба сифот Ҳайдари карроранд,

Қавме дигар зи тухми бутиморанд.
Ишқат гӯяд: «Дӯст хоҳам дар роҳ»,
Гӯйӣ ту, ки: «Найшикастагон бисёранд».

674
Ҳар ҷо ба ҷаҳон тухми вафо мекоранд
В-он тухм зи хирмангаҳи мо меоранд.
Ҳар ҷо зи тараб ною дафе бардоранд,
Он шодии мост, они худ пиндоранд.

675
Пирони хароботи ғамат бисёранд,
Чун чашми ту ҳам хуфтаву ҳам бедоранд.
Бифрист шароби соф, к-ин дилшудагон,
Не масти ҳақиқатанду не ҳушёранд.

676
Танҳо бимарав, ки раҳзанон бисёранд,
Як ҷон дориву хасми ҷон бисёранд.
Хасми ҷонро ҷону ҷаҳон мехонӣ,
Чун ту гӯлон дар ин ҷаҳон бисёранд.

677
Онҳо, ки шабу рӯз туро бар асаранд,
Сайёди ниҳонанд, вале мухтасаранд.
Бо ҳар кӣ бисозӣ ту, аз онат бибуранд,
Гар ту наравӣ, кашон-кашонат бубаранд.

678
Дар кӯйи харобот такаббур нахаранд,
Мардӣ зи сари кӯйи харобот баранд.
Он ҷо бирасӣ, муқомаре бояд кард,
Ё мот шавӣ, ё бибарӣ, ё бибаранд.

679
Товус найӣ, ки дар ҷамолат нигаранд,
Симурғ найӣ, ки бе ту номи ту баранд.
Шаҳбоз найӣ, ки аз шикори ту чаранд,
Охир ту чи мурғӣ? Ва туро бо чӣ харанд?

680
Гар дарёро ҳама наҳангон гиранд,
В-ар неъмату мол чашмтангон гиранд.
В-ар саҳроро ҳама палангон гиранд,
Ушоқ, ҷамоли хубрангон гиранд.

681
Ушшоқ ба як дам ду ҷаҳон дарбозанд,
Садсола бақо ба як замон дарбозанд.
Бар бӯйи даме ҳазор манзил бидаванд,

В-аз баҳри диле ҳазор ҷон дарбозанд.

682
Аз най шакар, эй ҷон, ба мадоро созанд,
В-аз барги дарахти тут дебо созанд.
Оҳиста! Макун шитоб, сабре бинамой,
К-аз ғӯра ба рӯзгор ҳалво созанд.

683
Дасти ту ба ҷуд таъна дар меғ занад,
Дар маърака теғи гуҳаромеғ занад.
Аз кори ту офтобро шарме бод,
К-ӯ теғи ту диду субҳдам теғ занад.

684
Зулфат чу бар он лаъли шакархой занад,
Дар бурдани ҷони бандагон рой занад.
Дасти хуши хешро кас аз даст диҳад?!
Афтодаи хешро касе пой занад?!

685
Чун хамри ту дар соғари мо даррезанд,
Пинҳоншудагони ин ҷаҳон бархезанд.
Ҳам уммати парҳез зи мо парҳезанд,
Ҳам ҷумла харобот зи мо бигрезанд.

686
Ҷуз суҳбати ошиқону мастон мариcанд,
Дар дил ҳаваси қавми фурӯмоя мабанд.
Ҳар тоифаат ба ҷониби хеш кашанд,
Зоғат сӯи вайронаву тӯтӣ сӯйи қанд.

687
Гар чарх туро хидмати пайваст кунад,
Мапзир, ки оқибат туро паст кунад.
Ногоҳ ба шарбате туро маст кунад,
Дар гардани маъшуқи дигар даст кунад.

688
Гар хоби туро хоҷа гирифтор кунад,
Ман нагзорам, касе-т бедор кунад.
Ишқат чу дарахти себ меафшонад,
То хоби туро чу барг тайёр кунад.

689
Он кас, ки маро ба сидқ иқрор кунад,
Чун лӯъбатакон маро ба бозор кунад.
Безорам аз он кори нимбозорӣ,
Ман бандаи он касам, ки инкор кунад.

690
Он чеҳраи ту шаби маро рӯз кунад,
Мар ғӯлонро дамат қаловуз кунад.
Сад кӯр зи куи ғами ту суд андӯхт,
Шояд, ки шабе низ кал андӯз кунад.

691
Он дам, ки зи афлок гуҳар рез кунад,
Ҳар зарра ба сӯи асли худ хез кунад.
Аз нахвати он бод вазон бод ҳавас,
Ҳар зарра зи офтоб парҳез кунад.

692
Ишқи хуши ту чу қасди хунрез кунад,
Ҷон аз қафаси қолаби ман хез кунад.
Кофар бошад, ки бо лаби чун шакарат
Имкони гунаҳ ёбаду парҳез кунад.

693
Ҳар рӯз дилам навшакаре нӯш кунад,
К-аз завқи гузаштаҳо фаромӯш кунад.
Аввал бода зи ошиқӣ ҷӯш кунад,
Он гоҳ диҳад бодаву мадҳуш кунад.

694
Нав ҷӯ, нав ҷӯ, ки нав тараб беш кунад,
Полони куҳан пушти харон реш кунад.
Тарки ҷав гӯ, тано, ту ҳам куҳанӣ,
Наззораи нав-нав, дил бех(в)еш кунад.

695
Эй рӯз, баро, ки зарраҳо рақс кунад,
Ҷонҳо зи хушӣ бесару по рақс кунад.
Он кас, ки аз ӯ чарху ҳаво рақс кунад,
Дар гӯши ту гӯям, ки куҷо рақс кунад.

696
Рӯзе, ки хаёли дилситон рақс кунад,
Як ҷон чӣ кунад, ки сад ҷаҳон рақс кунад.
Ҳар парда, ки мезананд дар хонаи дил,
Мискин тани бечора ҳамон рақс кунад.

697
Сад сағрии гов мисли чармат накунад,
Сангӣ, ки кафи Калим нармат накунад.
Эй ҳаждаҳ зимистон ту ба ҳам пайваста,
Ҷуз дӯзахи пурникол гармат накунад.

698
Дар ишқ ҳазор ҷону дил бас накунад,

Ҷон худ чӣ бувад, ҳадиси ҷон кас накунад.
Ин роҳ касе равад, ки дар ҳар қадаме
Сад ҷон бидиҳад, ки рӯй вопас накунад.

699
Хуршед, ки дар хона баҷо менакунад,
Мегардад ҷо ба ҷову ҷо менакунад.
Он нур ба ҷуз қасди ҳаво менакунад,
Мегӯяд: «К-асли мо хато менакунад».

700
Бо сурати байн дилам марӣ менакунад,
Бо идбирон байъу шаре менакунад.
Хоҳам, ки бараҳна кунам асрори бадон,
Ҷони ту, ки ёдашон карӣ менакунад.

701
Бо рӯйи ту маҳ марӣ кунад, не, накунад,
Гумгашта дилам сарӣ кунад, не, накунад.
Аз баҳри яке ҷон дили ту озурдам,
Эй қиблаи ҷон, кирӣ кунад, не, накунад.

702
Дил хидмати лаъли обдори ту кунад,
Мастӣ зи ду чашми пурхумори ту кунад.
Гар аз сари гӯри ман бароят хоре,
Он хор ҳанӯз хор-хори ту кунад.

703
Ҳошо, ки дилам тарки узори ту кунад,
Ё тарки атои бешумори ту кунад.
Гар аз сари гӯри ман бароят хоре,
Он хор ҳанӯз хор-хори ту кунад.

704
Ҷон кист, ки ӯ бурида кори ту кунад,
Ё дидаву дил, ки ӯ шикори ту кунад.
Гар аз сари гӯри ман бароят хоре,
Он хор ба ишқ хор-хори ту кунад.

705
Дил ҷумла ҳикояти баҳори ту кунад,
Ҷон ҷумла ҳадиси лолазори ту кунад.
Гар аз сари гӯри ман бароят хоре,
Он хор ҳанӯз хор-хори ту кунад.

706
Ошиқ, ки тавозӯъ нанамояд, чӣ кунад?
Шабҳо, ки ба кӯйи ту наёяд, чӣ кунад?
Гар бӯса диҳад зулфи туро, тира машав,

Девона, ки занҷир нахояд, чӣ кунад?

707
Дарё накунад сер маро, ҷӯ чӣ кунад?!
Гулшан чу набошадам маро, бӯ чӣ кунад?!
Гар ёр карона кунад, ӯ маъзур аст,
Ман мондаму сабр низ, то ӯ чӣ кунад.

708
Чашме, ки назар бад-он гулу лола кунад,
Ин гунбади чархро пур аз нола кунад.
Майҳои ҳазорсола ҳаргиз накунад,
Девонагие, ки ишқи яксола кунад.

709
Чашме, ки назар бад-он гулу лола кунад,
Ин гунбади чархро пур аз нола кунад.
Майҳои ҳазорсола ҳаргиз накунад,
Девонагие, ки ишқи яксола кунад.

710
Ман бандаи он қавм, ки худро донад,
Ҳар дам дили худро зи ғалат бирҳонад.
Аз зоту ифоти хеш созанд китоб,
Феҳрасти китобро «аналҳақ» х(в)онад.

711
Он ҷо бинишин, ки ҳамнишин мардонанд,
То дуди кудурати туро биншонанд,
Андеша накун ба айби эшон,к-эшон,
З-он пеш, ки андеша кунӣ, медонанд.

712
Эй ишқ, туро париву инсон донанд,
Маъруфтар аз мӯҳри Сулаймон донанд.
Дар колбади ҷаҳон туро ҷон донанд,
Ман бо ту чунон зиям, ки мурғон донанд.

713
Аз хоки кафи по-т сарон ҳайронанд,
Кӯрон ҳама мастанду карон ҳайронанд.
В-он поконе, дар сафо маҳв шуданд,
Ҳам эшон низ андар он ҳайронанд.

714
Мурғест аҷаб, ки сайди ӯ шеронанд,
Гумгаштайи савдои ту ҷонсеронанд.
Хуррам зиву осуда, ки ин шаҳр аз ту
Зеру забару безабару зеронанд.

715
Сармастонро зи мӯҳтасиб тарсонанд,
Шуд мӯҳтасибат маст, ҳама медонанд.
Ин мардуми ин шаҳр агар мардонанд,
Ин мастонро гарав чаро настонанд?

716
Дар ҳазрати ҳақ сутӯда дарвешонанд,
Дар садри бузурги он манишэшонанд.
Хоҳӣ, ки миси вуҷуди ту зар гардад,
Бо эшон бош, кимиё эшонанд.

717
Онҳо, ки муҳаққиқону раҳбинонанд,
Асрори туро ягон-ягон медонанд.
Лекин зи карам пардайи кас надронанд,
З-он сон, ки замона меравад, меронанд.

718
Ҳар шаб, ки зи савдои ту навбат бизананд,
Он шаб ҳама ҷон шаванд, ҳар ҷо, ки тананд.
Дар чодари шаб чӣ духтарон дорад ишқ!
Гар ғам ояд, сиблату ришаш биканананд.

719
Дар лашкари ишқ чунаки хунрез кунанд,
Шамшер зи пораҳои мо тез кунанд.
Ман ғарқаи ин синайи дарёсифатам,
Ёрони маро бигӯ, ки парҳез кунанд.

720
Сарҳои дарахтон гули тар мечинанд,
В-андар дили худ кони гуҳар мичинанд.
Чун бар сари поянд, гаҳи бебаргӣ,
Навмед нагардаду зи по наншинанд.

721
Эй ишқ, чӣ чизӣ, ки ҳама они туанд?
Ҷамъӣ туву ҷамъҳо парешони туанд.
Ту хонанишину ҷумла дарбони туанд,
Ту модару ин тоифа тифлони туанд.

722
Эй ишқ, ки ҷонҳо зи асар ҷони туанд,
Эй ишқ, намакҳо зи намакдони туанд.
Эй ишқ, ки зарҳо ҳама аз кони туанд,
Пӯшида касеву ҷумла урёни туанд.

723
Шаб гашт, ки халқон ҳама дар хоб раванд,

Монандайи моҳӣ ҳама дар об раванд.
Чун рӯз шавад ҷониби асбоб раванд
В-онҳо дигаранд, ки сӯйи ваҳҳоб раванд.

724
Дар ишқи ту ошиқон фазоянду раванд,
Хуни ҷигар аз дида кушоянду раванд.
Ман бар дари ту муқимбодам чу хок,
Варна дигарон чу бод оянду раванд.

725
Онҳо, ки чу об софию содараванд,
Андар рагу мағзи халқ чун бода раванд.
Ман пой кашидаму дароз афтодам,
Андар киштӣ дароз афтода раванд,

726
Имшаб шаби он нест, ки аз хона раванд,
Аз ёри ягона сӯи бегона раванд.
Имшаб шаби он аст, ки ҷонҳои азиз
Дар оташи иштиёқ мастона раванд.

727
Рафтам ба дари хонаи он хушпайванд,
Берун омад пеши ман хандоханд.
Андар бари худ кашид сахтам чун қанд,
К-эй орифу эй ошиқу эй донишманд.

728
Онҳо, ки муҳаққиқони ин даргоҳанд,
Назди дили аҳли дил чу барги коҳанд.
Аҳли дил хосагони шоҳаншоҳанд,
Боқӣ ҳама ҳар чӣ ҳаст, харҷи роҳанд.

729
Мо мехоҳему дигарон мехоҳанд,
То бахт киро бувад, киро роҳ диҳанд.
Боре ғами ӯ ба бозию хандоханд,
Ақлу адабу ҳарч буд аз мо барканд.

730
Эй дил, ин раҳ ба қилу қолат надиҳанд,
Ҷуз бар дари нестӣ висолат надиҳанд.
В-он гоҳ дар он ҳаво, ки мурғони вайем,
То бо пару болӣ, пару болат надиҳанд.

731
Ҷон боз, ки васли ӯ ба дастон надиҳанд,
Шир аз қадаҳи шаръ ба мастон надиҳанд.
Он ҷо, ки муҷаррадон ба ҳам менӯшанд,

Як ҷуръа ба хештанпарастон надиҳанд.

732
То ту ба худӣ, туро ба худ раҳ надиҳанд,
Чун нест шудӣ, зи дида берун naниҳанд.
Чун пок ойӣ, зи ҳар ду олам ба яқин,
Он гаҳ ба нишони фақрат ангушт ниҳанд.

733
Зарро, ки сияҳ кунанду дар дуд ниҳанд,
З-он бошад, то зи дасти дуздон бираҳанд.
Ошиқ зари сурх аст, сияҳрӯ нашавад,
Дар пой наюфтад, ки дар даст ниҳанд.

734
Ҳар ҳайвоне баҳор жоже хоянд,
Асрори баҳорро шаҳон бирбоянд.
Кӯтаҳчашмон дар ин баҳоранд тафил,
Пистон зи барои дӯстон ороянд.

735
Гар роҳ равӣ, роҳ барат бикшоянд,
В-ар нест шавӣ, ба ҳастият бигроянд.
В-ар паст шавӣ, нагунҷӣ андар олам,
В-он гоҳ туро бе ту ба ту бинмоянд.

736
Он кас, ки туро ба чашми зоҳир бинад,
Чун мӯъмини покро, ки кофир бинад.
Мангар ту ба чашми хуфта дар бедорон,
К-ин чашм на он аст, ки ӯ сир бинад.

737
Оҳу бидавад, чу дар пояш саг бинад,
Бар аспи даванда ҳамлаи баг бинад.
Чандон бидавад, ки дар танаш раг бинад,
Зеро ки салоҳи худ дар он таг бинад.

738
Зинҳор магӯ, ки раҳравон низ наянд,
Исосифатону бенишон низ наянд.
З-ин гуна, ки ту маҳрами асрор найӣ.
Пиндоштайӣ, ки дигарон низ наянд.

739
Олам ҳама сахраи сифоти ӯянд,
Дар ҳастии хеш ҷумла моти ӯянд.
В-онҳо, ки зи пардаи ҳаёти ӯянд,
Мавқуфи сифат наянд, зоти ӯянд.

740
Дилҳои азизон сафи пешон ҷӯянд,
Дилҳои дигар кори парешон ҷӯянд.
Дилҳои халоиқ ҳама шодӣ ҷӯянд,
Шодӣ ба ду сад дил дили эшон ҷӯянд.

741
Қавме з-он кӯ ҳикоете мегӯянд,
Қавме з-он кӯ инояте меҷӯянд.
Ҷонҳо зи варои тан ниҳон мепӯянд,
Аз кӯй ба кӯй толиби он кӯянд.

742
Дил дӯш дар ин ишқ ҳарифи мо буд,
Шаб то саҳаргоҳ нахуфту н-осуд.
Чун субҳ дамид, сӯи ту омад зуд,
Бо чеҳраи зарду дидаи хоболуд.

743
Ҳар умр, ки бар дидани асҳоб бувад,
Ё марг бувад ба табъ, ё хоб бувад.
Обе, ки туро тира кунад, заҳр бувад,
Заҳре, ки туро соф кунад, об бbuваб.

744
Он кас, ки чу ҳушёр бувад, маст бувад,
Чун маст шавад, бубин, чи хушдаст бувад.
Мастӣ пинҳон кунад, ба гоҳе пурсӣ,
К-ин захма гаҳе баланду гаҳ паст бувад.

745
Мутриб хоҳам, ки ошиқу маст бувад,
Дар кӯйи хароботи ту побаст бувад.
Гар нест бувад шоҳу гар ҳаст бувад,
Ё раб, бидеҳ он кас, ки аз ин даст бувад.

746
Ошиқ, ки ба нозу нозукӣ фард бувад,
Дар мазҳаби ошиқӣ ҷавонмард бувад.
Бар дилшудагон чӣ ноз дархурд бувад,
Яъқуб, ки Юсуфӣ кунад, сард бувад.

747
Ишқ аз азал аст, то ба абад хоҳад буд,
Ҷӯяндайи ишқ беадад хоҳад буд.
Фардо, ки қиёмат ошкоро гардад,
Эй ҳар ки на ошиқ аст,рад хоҳад буд.

748
Гӯянд, ки: «Фирдавс барин хоҳад буд,

Он ҷо майи нобу ҳури ин хоҳад буд».
Пас мо маю маъшуқ ба каф медорем,
Чун оқибати кор чунин хоҳад буд.

749
З-аввал, ки маро ишқи нигорам бирабуд,
Ҳамсояйи ман зи нолайи ман биғунуд.
Акнун кам шуд нолаву ишқам бифузуд,
Оташ чу ҳаво гирифт, кам гардад дуд.

750
Акнун, ки рахти ҷону ҷаҳоне бирабуд,
Дар хона нишастанат, куҷо дорад суд.
Он рӯз, ки маҳ шудӣ, намедонистӣ,
К-ангуштнамойи оламе хоҳӣ буд.

751
Ҳошо, зи ту, к-аз ошиқи маҳҷур бувад,
Ин рӯй на он рӯст, ки ӯ дур бувад.
Шарҳе бидиҳам, ки пеши ӯ кӯр бувад,
Дар шарҳ чунин фасона дар сур бувад.

752
Лабҳойи вай он гаҳ, ки ба истез бувад,
Дар ҳар ду ҷаҳон аз ӯ шакаррез бувад.
Гар дар дили танги худ ту моҳе бинӣ,
Аз ман бишунав, ки Шамси Табрез бувад.

753
Андархури шаҳсавор Шабдиз бувад,
В-андархури дегу коса кафлез бувад.
Ҷое, ки далола ҳафсаки ҳез бувад,
Он ҷо чӣ ҷиҳозу чи шакаррез бувад?!

754
Ёре хоҳам, ки фитнаангез бувад,
Оташдилу хунхораву хунрез бувад.
Бо чарху ситорагон ба истез бувад,
Дар баҳр равад, чу оташи тез бувад.

755
Ҳаргиз ҳақи суҳбати қадимат набувад
В-андешаи ин сияҳгилемат набувад.
Дар дида нишиниву ба дил дар бошӣ
В-аз оташу об ҳеч бимат набувад.

756
Афсӯс, ки табъи дилфурӯзи-т набувад,
Ҷуз дилшиканиву синасӯзи-т набувад.
Ман дода будам, ба ту дилу дидаву ҷон,

Ту бурда будӣ валек рӯзи-т набувад.

757
Бахшой бар он банда, ки хобаш набувад,
Бахшой бар он ташна, ки обаш набувад.
Бахшой, ки ҳар кӣ накунад, бахшойиш,
Дар пеши худо ҳеч савобаш набувад.

758
Ман бандаи ёре, ки малолаш набувад,
К-онро, ки малол аст, висолаш набувад.
Гӯйӣ, ки хаёл аст, туро нест висол,
То тира бувад об, хаёлаш набувад.

759
Ориф чу гул аст, ҷуз, ки хандон набувад,
Талхӣ накунад, одати қанд он набувад.
Мисбоҳи зуҷоҷа аст ҷони ориф,
Пас шиша бувад зуҷоҷа, сандон набувад.

760
Аз ҷониби ишқ, агар расулон набувад,
Ин рӯзии зиракону гӯлон набувад.
Ишқи ту чу абрешим дар ҳам шудаст,
Наққодии он кори малулон набувад.

761
Ошиқ ту яқин дон, ки мусалмон набувад,
Дар мазҳаби ишқ куфру имон набувад.
Дар ишқ тану ақлу дилу ҷон набувад,
Ҳар кас, ки чунин нагашт, ӯ он набувад.

762
Ҳар дил, ки дар ӯ меҳри ту пинҳон набувад,
Кофар бувад он дилу мусалмон набувад.
Шаҳре,ки дар ӯ ҳайати султон набувад,
Вайрон шудагир, агарчи вайрон набувад.

763
Аввал, ки рухам зарду дилам пурхун буд,
Ҳамхирқаву ҳамрози дилам Маҷнун буд.
Он сурату он қойида то акнун буд,
Коре омад, ки он ҳама модун буд.

764
Дӯш он бути ман ҳамчу маҳи гардун буд,
Не, не, ки ба ҳусн аз офтоб афзун буд.
Аз дойирайи хаёли мо берун буд,
Донам, ки накӯ буд, надонам, чун буд.

765
Эй тоза тане, ки дар балойи ту бувад,
Оғӯшта ба хуни Карбалойи ту бувад.
Ё раб, кӣ чӣ кор дораду користон,
Он бекоре, ки аз барои ту бувад?

766
Ошиқ, ки зи нозу нозукӣ фард бувад,
Дар мазҳаби ошиқӣ ҷавонмард бувад.
Бар дилшудагон чӣ ноз дархурд бувад?
Яъқуб, ки Юсуфӣ кунад, сард бувад.

767
Дар боғ ҳазор ошиқи гулрӯ буд,
Гулҳою бунафшаҳойи мушкинбӯ буд.
В-он оби зара-зара, ки андар ҷӯ буд,
Он ҷумла баҳона буд, ӯ худ ӯ буд.

768
Бо партави ҳақ яқину шакҳо чӣ бувад?!
Бо хушии ҳақ чунин намакҳо чӣ бувад?!
Хуршед зи шарми ӯ ниҳон мегардад,
Ин боқии рӯшноиякҳо чӣ бувад?!

769
Моҳаш гуфтӣ, ғалат магӯ, маҳ чӣ бувад?!
Шоҳаш гуфтӣ, хатост, ҳам шаҳ чӣ бувад?!
То кай гӯйӣ маро, ки: ”Бегаҳ хезӣ?!
Хуршед чу бо ман аст, бегаҳ чӣ бувад?!”.

770
Гар нагрезӣ зи мо ба бозӣ, чӣ бувад?!
В-ар нарди видойи мо набозӣ, чӣ бувад?!
Моро лаби хушку дидайи тар пайи туст,
Гар бо тару хушки мо бисозӣ, чӣ бувад?!

771
Аз дидани рӯе, ки туро дида бувад,
Моро ба худо нури дилу дида бувад.
Хосса рӯе, ки аз азал то ба абад,
Аз дидани рӯйи ту набрида бувад.

772
Безорам аз он лаъл, ки пирӯза бувад,
Безорам аз он ишқ, ки серӯза бувад.
Безорам аз он мулк, ки дарюза бувад,
Безорам аз он ид, ки дар рӯза бувад.

773
Шаб рафт, куҷо рафт? Ҳамон ҷое, буд,

То хона равад боз яқин ҳар мавҷуд.
Эй шаб, чу равӣ бад-он мақоми мавъуд,
Аз ман бирасон, к-он фалонӣ чун буд.

774
Бар чархи фалак зи оташат тобе буд,
Дар ҷӯйи ҷаҳон зи баҳри ту обе буд.
Он об сароб буду в-он оташ барқ,
Ин дам асараш нест, магар хобе буд.

775
Дар оташи савдои туам тобе буд,
Дар ҷӯи дил аз сӯҳбати ту обе буд.
Он об сароб буд в-он оташ барқ,
Бигзашт кунун қисса, магар хобе буд.

776
Ту ҳеҷ найиву ҳеҷ на, беҳ зи вуҷуд,
Ту ғарқи зиёниву зиёнат ҳама суд.
Гӯйӣ, ки маро нест ба ҷуз хок ба даст,
Эй бар хокат, ҷумлаи афлок ҳасуд.

777
Моем зи ишқ ёфта марҳами худ,
Бар ишқ нисор карда ҳар дам дами худ.
То ҳар дами мо чу ҷониби ишқ равад,
Дар ҳар дами мо ишқ биёбад дами худ.

778
Ин пардаи дил дигар макун, то наравад,
Ҷуз ҷониби дил назар макун, то наравад.
Ин маҷлиси бехудӣ, ки чун фирдавс аст,
Аз масти худ сафар макун, то наравад.

779
Дилро бидиҳам панд, ки амдо наравад,
Ман пеши бути шангам, аз он ҷо наравад.
Лаб мегазад он бут, ки куҷо афтодӣ?
Ӯ кист? Кӣ бошад, ки равад ё наравад?

780
Ҳар дил, ки ба сӯйи дилрабое наравад,
Валлаҳ, ки ба ҷуз сӯйи фаное наравад.
Эй шод кабутаре, ки сайди ишқ аст,
Чандон, ки биронияш, ба ҷое наравад.

781
Дар ишқи туам насиҳату панд чӣ суд?
Заҳроб чашидаам, маро қанд чӣ суд?
Гӯянд маро, ки: «Банд бар пош ниҳед!»

Девона дил аст, пом бар банд чӣ суд?

782
Чун дида бирафт, тӯтиёйи ту чӣ суд?
Чун дил ҳама полуд, вафойи ту чӣ суд?
Чун ҷону ҷигар сӯхт тамом аз ғами ту,
Он гаҳ суханони ҷонфизойи ту чӣ суд?

783
Дар силсилаат ҳар он-к побаст шавад,
Гар фониву гар нест бувад, ҳаст шавад.
Мефармояд, ки май хуру маст машав,
Ночор ҳар он-к май хурад, маст шавад.

784
Бар гӯри ман он к-ӯ гузарад, маст шавад
В-ар ист кунад, то ба абад маст шавад.
Дар баҳр равад, баҳру амад маст шавад,
Дар хок равад, гӯру лаҳад маст шавад.

785
Бас дармонҳо, к-он мадади дард шавад,
Бас давлатҳо, ки рӯйи он зард шавад.
Хавфи ҳақи он бувад, к-аз он гарм шавӣ,
Хавф он набувад, ки гарм аз он сард шавад.

786
Ҳар чиз, ки бисёр шавад, хор шавад,
Гар хор шавад, ба хонайи ёр шавад.
Гар сер шавад, аз ҳама безор шавад,
Ёраш ба баҳои ҷон харидор шавад.

787
На оби равон зи моҳиён сер шавад,
На моҳӣ аз он оби равон сер шавад.
На ҷону ҷаҳон зи ошиқон танг ояд,
На ишқ аз он ҷону ҷаҳон сер шавад.

788
Аз оташи ишқ сардҳо гарм шавад
В-аз тобиши ишқ сангҳо нарм шавад.
Эй дӯст, гуноҳи ошиқон сахт магир,
К-аз бодайи ишқ мард бешарм шавад.

789
Як лаҳза агар нафси ту маҳкум шавад,
Илми ҳама инбисот маълум шавад.
Он сурати ғайбӣ, ки ҷаҳон толиби ӯст,
Дар ойинаи фаҳми ту мафҳум шавад.

790
Кофар бошад, ки аз ту шайдо нашавад,
Беҷон бошад, ки аз ту аз ҷо нашавад.
Ман ақл нахонамаш, агар ақли кул аст,
То аз ту ба кул ҷунуну расво нашавад.

791
Безорам аз он об, ки оташ нашавад
В-аз зулфи мушавваш, ки мушавваш нашавад.
Маъшуқайи мо хуш асту нохуш нашавад,
Он сар дорад, ки ҳеч саркаш нашавад.

792
По сар нашавад яқину саркаш нашавад
В-он дилбари баргузида саркаш нашавад.
Ӯ чашмаи об асту чӣ об? Оби ҳаёт,
Оби ҳайвон нагардад, оташ нашавад.

793
То банда зи худ фонии мутлақ нашавад,
Тавҳид ба назди ӯ муҳаққақ нашавад.
Тавҳид ҳулул нест, нобудани туст
В-арна ба газоф ботиле ҳақ нашавад.

794
Домони ҷалоли ту зи дастам нашавад,
Майҳои ту аз димоғи мастам нашавад.
Гӯйӣ ту маро, чунон-к ҳастӣ, бинмой,
Гар бинмоям, чунон-к ҳастам, нашавад.

795
Он кас, ки туро бинаду ҳайрон нашавад,
В-аз ҳайрати ту кушодадандон нашавад.
Чандон ки бувад, ҳазорчандон нашавад,
Ҷуз коҳгилу кулӯхи зиндон нашавад.

796
Қосид, пайи он, ки банда хандон нашавад,
Пинҳон макун аз банда, ки пинҳон нашавад.
Гар бар дари боғе бинависӣ: Зиндон,
Боғ аз пайи он набишта зиндон нашавад.

797
То мадрасаву манора вайрон нашавад,
Аҳволи қаландарӣ ба сомон нашавад.
То имон куфру куфр имон нашавад,
Як бандаи ҳақ ба ҳақ мусалмон нашавад.

798
Бе ишқ нишоту тараб афзун нашавад,

Бе ишқ вуҷуд хубу мавзун нашавад.
Сад қатра зи абр, агар ба дарё борад,
Бе ҷунбиши ишқ дурри макнун нашавад.

799
Мушкинрасанат чу пардайи моҳ шавад,
Бас парданишин, ки золу гумроҳ шавад.
В-ар чоҳи занахдон-т бинад Юсуф,
Валлаҳ, ки бар он расан дар ин чоҳ шавад.

800
Гӯяд: «Чунӣ, хушӣ»? Ва дар ханда шавад,
Чун бошад мурдае, ки ӯ зинда шавад.
Имрӯз пароканда нахоҳам гуфтан,
Ҳарчанд, ки роҳи ӯ пароканда шавад.

801
Рав, дида бидӯз, то дилат дида шавад.
З-он дида ҷаҳони дигарат дида шавад.
Гар ту зи писанди хеш берун ойӣ,
Корат ҳама сар ба сар писандида шавад.

802
Аз лутфи ту санги хора ҷонона шавад,
Он лаҳза, ки шеваҳот мастона шавад.
Занҷири ду зулфи ту чу зоҳир гардад,
Луқмони ҳаким низ девона шавад.

803
Барқе, ки зи меғи он ҷаҳон рӯй намуд,
Чун сӯхтае нест, киро дорад суд?!
Аз ҳар ду ҷаҳон сӯхтае мебояд,
К-он барқ, ки меҷаҳад, дар ӯ гирад зуд.

804
Комилсифате раҳи фано мепаймуд,
Чун бод гузар кард зи дарёи вуҷуд.
Як мӯй зи ҳасти ӯ бар ӯ боқӣ буд,
Он мӯй ба чашми фақр зуннор намуд.

805
Он, к-аз ту худойи ин гадо мехоҳад,
Дар даҳр кадом подшо мехоҳад?
Ҳар зарра зи хуршеди ту аз дур хуш аст,
Ӯ ҷумлайи хуршеди туро мехоҳад.

806
Имрӯз зи мо ёр ҷунун мехоҳад,
Мо Маҷнунем, ӯ фузун мехоҳад.
Гар нест чунин, парда чаро медарад?

Расвошуда аз парда бурун мехоҳад.

807
Ҳар лаҳза мае ба ҷони сармаст диҳад,
То ҷону дилам ба васл пайваст диҳад.
Ин турфа, ки як қатрайи об омадааст,
То дарёйи пургуҳараш даст диҳад.

808
Хоҳем аз он худой, к-ӯ моҳ диҳад,
То ҷумла ба ту хусрави огоҳ диҳад.
З-он салтанате, к-ӯ авлиёро додаст,
Мулки дилу дин ба амри ту шоҳ диҳад.

809
Аз дард чу ҷони ту ба фарёд омад,
Он гаҳ зи худойи оламат ёд омад.
З-он салтанате, ки авлиёро додаст,
Мулки дилу дин ба амри ту шоҳ диҳад.

810
Ҳил, то биравад, сараш ба девор ояд,
Сар бишканаду ҷомаву тан олояд.
Омад бари ман сурдаву ангуштгазон,
К-он гуфта суханҳойи манаш ёд омад.

811
Чун сурати дил дар дили мо боз ояд,
Мискин дили гумшуда ба ҷо боз ояд.
Гар умр гузашту як нафас беш намонд,
Чун ӯ бирасад, гузаштаҳо боз ояд.

812
Гуфтӣ, ки: «Зи ғадр нафси танноз ояд»,
Тирест зи қулинҷ, ки ғаммоз ояд.
Бонги сари хар чу анкаруласвот аст,
Бингар, ки зи куни хар чӣ овоз ояд.

813
Гар сабр кунам, дил аз ғамат танг ояд,
В-ар фош кунам, ҳусуд дар ҷанг ояд.
Парҳез кунам, ки шиша дар санг ояд,
Гӯянд, ки: «Зи ишқи мо туро нанг ояд».

814
Дар дӯзах, агар зулфи ту дар чанг ояд,
Аз ҳоли биҳиштиён маро нанг ояд.
Гар бе ту ба саҳрои биҳиштам хонанд,
Саҳрои биҳишт дар дилам танг ояд.

815
Ҳар ҷавру ҷафое, ки зи ту ҷон ояд,
Хуштар зи вафоҳо, ки зи хубон ояд.
Ҳар куфр, ки дар ишқи ту пайдо гардад,
Дар оқибат он беҳтар аз имон ояд.

816
Ва ҳува маъакум аз ӯ хабар меояд,
Дар сина аз ин хабар шарар меояд.
З-оне нохуш, ки хеш нашнохтайӣ,
Чун бишносӣ, дигар чӣ дар меояд?!

817
Рӯзе, ки нигор камтарак меояд,
Дар дида хаёли ӯ ба так меояд.
Аз нодирагиву аз ғарибе, ки вай аст,
Дар айн дил асту дил ба шак меояд.

818
Бонги масте зи осмон меояд,
Масте зи фалак наъразанон меояд.
Аз наърайи ҷону ҷаҳон мешӯрад,
К-он ҷону ҷаҳон аз он ҷаҳон меояд.

819
Бе ман зи даҳони ман сухан меояд,
Ман бехабарам, ки он кӣ мефармояд?
Заҳру шакар орзуйи ман меояд,
Зоянда чӣ донад, ки киро мешояд?

820
Он ёр, ки аз табиб дил бирбояд,
Ӯро дору табиб чун фармояд?
Як зарра зи ҳусни хеш агар бинмояд,
Валлаҳ, ки табибро табибе бояд.

821
Дар ишқи туам вафо қарин мебояд,
Васли ту гумон аст, яқин мебояд.
Кори мани дилхоста дар хидмати ту
Бад нест, вале беҳтар аз ин мебояд.

822
Коре зи даруни ҷони ту мебояд,
К-аз қиссашунидан ин гиреҳ накшояд.
Як чашмайи об аз даруни хона
Беҳ з-он рӯде, ки аз бурун меояд.

823
Дар роҳи талаб расидае мебояд,

Доман зи ҷаҳон кашидае мебояд.
Бинойии хешро даво кун рӯзе,
Олам ҳама ӯст, дидае мебояд.

824
Ку пой, ки ӯ боғу чаманро шояд,
Ку чашм, ки ӯ сарву суманро шояд.
Пову чашме, яке ҷигарсӯхтае,
Бинмой яке, ки сӯхтанро шояд.

825
Ин воқеаро сахт нагирӣ шояд,
Аз кӯшиши оҷизона чизе н-ояд.
Аз раҳмати эзадӣ калиде бояд,
То қуфли чунин воқеаро бигшояд.

826
Шодон, ки зи дур ёри ман бинмояд,
Чун кӯдаки хурд остин мехояд,
Чун дид маро, канорро бигшояд,
Чун боз ҷаҳад, мурғи дилам бигшояд.

827
Дур металабӣ, зи чашма дур бар н-ояд,
Ҷӯяндайи дур ба қаъри дарё бояд.
Ин гавҳари қимате касеро шояд,
К-аз оби ҳаёт ташна берун ояд.

828
Маъшуқаи хонагӣ ба коре н-ояд,
Дар парда равад, рӯй ба мо нанмояд.
Маъшуқа хароботиву мутриб бояд,
То нимашабон занону гӯён ояд.

829
Маъшуқаи хонагӣ ба коре нояд,
К-ӯ ишва намояду вафо нанмояд.
Маъшуқа касе бояд, к-андар лаби гӯр,
Аз боғи фалак ҳазор дар бигшояд.

830
Эй қавм, ки бартар зи маҳу маҳтобед,
Аз ҳастии обу гил чаро метобед?!
Эй аҳли харобот, ки дар ғарқобед,
Хезед, ки рӯзу шаб чаро дар хобед?!

831
Зй аҳли муноҷот, ки дар меҳробед,
Манзил дур аст, як замон биштобед!
В-эй аҳли харобот, ки дар ғарқобед,

Сад қофила бигзашту шумо дар хобед.

832
Баргуфтам байт, дилбар аз ман ранҷид,
Гуфто, ки: «Ба вазни байт моро санҷид».
Гуфтам, ки: «Чӣ вайрон кунӣ ин байти маро?!»
Гуфто: «Ба кадом байт хоҳам гуҷид?».

833
Пурсид маҳам, ки чашми ту маҳро дид,
Гуфтам, ки: «Бидиду маҳ зи маҳ мепурсид».
Гуфто, ки: «Зи моҳи ид мепусам ман»,
Гуфтам, ки: «Бале ид, кӣ мепурсад ид?!»

834
Чун рӯзи висоли ёри мо нест пидид,
Андак-андак зи ишқ бояд бибурид.
Мегуфт дилам, ки: «Ин маҳол аст, маҳол»,
Сар пеш афканду зери лаб механдид.

835
Эй, ишқи туам, ин — азоби — ла ша дид,
В-эй ошиқи ту ба захми теғи ту шаҳид.
Шаб омаду ҷумла халқро хоб бибурд,
Ку хоби ман, эй ҷон, магараш гург дарид?

836
Дар маънӣ ҳасту дар аён нест, кӣ дид?!
Дар дил пайдову дар забон нест, кӣ дид?!
Ҳастийи ҷаҳону дар ҷаҳон нест, кӣ дид?!
Дар ҳастиву нестӣ чунон нест, кӣ дид?!

837
Эй дил, асари субҳ, гаҳи шом, кӣ дид?
Як ошиқи содиқи накӯном, кӣ дид?
Фарёд ҳамезанӣ, ки ман сӯхтаам,
Фарёд макун, сӯхтайи хом, кӣ дид?

838
Эй лашкари ишқ, агар чӣ бас ҷабборед,
Он ёри ба чашмрафтаро боз оред.
Як ҷон набаред, дил агар сахт кунед,
Як сар набаред, пой агар бифшоред.

839
Эй нармдилоне, ки вафо мекоред,
Бар хоки сиёҳ дурри сафо мекоред.
Дар ҳар ҷое хабар зи олам доред,
Дар дасти чунин ҳаҷр маро магзоред.

840
З-он мақсаба сунъи ту яке най бибурид,
Аз баҳри лаби чун шакари худ бигузид.
В-он най зи ту азбаски майи лад нӯшид,
Ҳам бар лаби ту маст шуду бихрӯшид.

841
Онро, ки худой ноф бар ишқ бурид,
Ӯ донад нолаҳойи ушшоқ шунид.
Ҳар ҷой, ки дона дид, з-он ҷой рамид,
Паррид бад-он сӯй, ки мурғе напарид.

842
Дар боғ ойиду сабзпӯшон нигарид,
Ҳар гӯша дукони гулфурӯшон нигарид,
Механдад гул, ба булбулон мегӯяд:
«Хомӯш шаведу дар хамӯшон нигаред».

843
Маҳрӯёнро ягон-ягон баршумаред,
Бошад, ки ғалат номи маҳи мо бибаред.
Эй анҷумане, ки дар паси парда даред,
Бар дидайи беоташи ман баргузаред.

844
Гуфтам, ки: «Ба ман расид дардат ба мазид»,
Гуфто: «Хунук он ҷон, ки бад-ин дард расид».
Гуфтам, ки: «Дилам хун шуду аз дида давид».
Гуфт: «Ин, ки туро давид, касро надавид».

845
Аз шарбати савдойи ту ҳар ҷон, ки мазид,
Эй оби ҳаёт дар мази даст, мазид.
Марг омаду бӯ кард маро, бӯйи ту дид,
З-он рӯз аҷал умед аз ман бибурид.

846
Ҷон! Оташи ишқи ту ба ғоят бирасид,
Аз ишқи ту корам ба шикоят бирасид.
Аз он ки бихоҳӣ, ки бинолам саҳаре,
Дарёб, ки дарди ман ба ғоят бирасад.

847
Он лаҳза, ки он сарви равонам бирасид,
Тан зад танам аз шарм, чу ҷонам бирасид.
Ӯ, чун-к чунон буд, чунонам бирасид,
Ман, чун-к чунонем, бад-онам бирасид.

848
Шод, эй ҳама толибон, ки матлуб расид,

Дод, эй ҳама ошиқон, ки маҳбуб расид.
Он сиҳати ранҷҳои Аюб расид,
Он Юсуфи сад ҳазор Яқуб расид.

849
Он ишқ, ки барқу бӯш то фарқ расид,
Молам ҳама хӯрду кор бо далқ расид.
Обе, ки аз ӯ домани худ мечидам,
Акнун ҷӯшиду об то ҳалқ расид.

850
Асрори забони ман ба мурғон нарасид,
Тарсам, ки бигӯям, ба Сулаймон нарасид.
Дар пардаи ушшоқ яке роз бимонд,
К-он роз ба сад шева бад-ин ҷон нарасид.

851
Эй он-к маро моҳи ту дар чарх кашид,
Аз оби равони ту маро чарх расид.
То ҷӯй равон асту манаш чархзанон,
Бас лола, ки хандиду басе гул, ки дамид.

852
Он рӯз, ки ҷон хирқаи қолаб пӯшид,
Дарёйи иноят зи карам меҷӯшид.
Сарнойи дил азбаски майи лаб нӯшид,
Ҳам бар лаби ту маст шуду бизрӯшид.

853
Ишқи азалат набуд, Одам кӯшид,
Ӯро ба ҳавос нақши сарно пӯшид.
Сарнои ту азбаски майи лаб нӯшид,
Ҳам бар лаби ту маст шуду бизрӯшид.

854
Дӯш аз қамари ту осмон менӯшид
В-аз оби ҳаёти ту ҷаҳон менӯшид.
З-он оби ҳаёте, ки ҳаётаст, мазид,
Дар ҳар чӣ ҳаёт буд, он менӯшид.

855
Ҳар лаҳза ҳамехонамаш аз роҳи баид,
К-ӯ сураи Юсуф асту Қуръони маҷид.
Гуфтам, ки: «Дилам хун шуду аз дида давид»,
Гуфт: «Ин ки туро давид, касро надавид».

856
Эй аҳли сафо, ки дар ҷаҳон гардонед,
Аз баҳри буте чаро чунин ҳайронед.
Ӯро, ки шумо дар ин ҷаҳон ҷӯёнед,

Дар худ чу биҷӯед, шумо худ онед.

857
Аз оташи ишқи дӯст тафҳо бизанед,
В-он оташро дар ин алафҳо бизанед.
Он чанги ғамаш чу нойи мо бигрифтаст,
Моро ба масал бар ҳама дафҳо бизанед.

858
Гар мурда шавад тан, бари худ ҷош кунед,
В-ар зинда шавад, қасди сару пош кунед.
Гуфтам, ки: «Маро ҳарифи авбош кунед»,
Гуфто: «Не, не, маст сӯйи фош кунед».

859
Ёрон, ёрон зи ҳам ҷудойӣ макунед,
Дар сар ҳаваси гурезпойӣ макунед.
Чун ҷумла якед, дуҳавойӣ макунед,
Фармуд вафо, ки бевафойӣ макунед.

860
Ман соиқаам, дар ин ҷаҳон гар зи манед,
Худро ба қиёси хеш бар ман мазанед.
Заҳр аст марову мӯҳраам пирӯзӣ,
Ку мӯҳра? Вале зи заҳр парҳез кунед.

861
Ҳарчанд дилам ризойи ӯ меҷӯяд,
Ӯ аз сари шамшер сухан мегӯяд.
Об аз сари ангушт фурӯ мечакадаш,
К-ин даст ба хуни ман чаро мешӯяд?!

862
Дил ҳар чӣ зи ошкору пинҳон гӯяд,
З-он зулфи чу мушк анбарафшон гӯяд.
Ин ошуфтасту он парешон, донам,
К-ошуфта суханҳои парешон гӯяд.

863
Сирри дили ошиқон зи мутриб шунавед,
Бо нолайи ӯ ба гирди дилҳо биравед.
Дар парда чӣ гуфт? Гар бад-ӯ мегӯяд,
Яъне, ки зи парда ҳеч берун маравед.

864
Тире зи камончаи рубобӣ биҷаҳид,
Аз чанбари тан гузашту дар қалб расид.
Ин пӯст нигар, ки мағзҳоро бихалид,
Ин парда нигар, ки пардаҳоро бидарид.

865
Ё ман малоъ-ил-арза бишаҳдин ва биқанд,
Кам фааттаҳано фаата бивардин ва биранд.
Мехонад маро ёр ба овози баланд:
Эй ошиқу эй содиқу эй донишманд.

866
Дар навбати хеш чашм бошад дуррбор,
Чун он бигузашт, дил бирӯяд чу баҳор.
Ин дам чу баҳор аст зи рӯйи дилдор,
Чун кор ба навбат аст, дами роҳаш дор.

867
Гар гул корам, бе ту нарӯяд ҷуз хор,
В-ар байзаи товус ниҳам, зояд мор.
В-ар баргирам рубоб, бардарад тор,
В-ар ҳашт ба ҳашт барзанам, гардад чор.

868
Боло бинигар, ду чашмро боло дор,
Соҳибназарӣ куну назар бо мо дор.
Мардонаву мардранг дил бар мо дор,
Овардаму омадам, ту донӣ, подор.

869
Эй баста ҳиҷоб, пардаҳоро бардор,
То кас наравад дигар ба сайди мурдор.
Раҳм ор, ки он масириёнро аз ҷӯъ,
Оби гарме шудаст Юлғунбозор.

870
Рафтам ба сари гӯри карими дилдор,
Метофт зи гилзор танаш чун гулзор.
Дар хок нидо кардам, хоко, зинҳор,
Он ёри вафодори маро некӯ дор.

871
Гӯши моро бе дами асрор мадор,
Чашми моро бе рухи гулнор мадор.
Дасти моро бе майи хаммор мадор,
Моро нафасе бехудат, эй ёр, мадор.

872
Аз ошиқи бадном биё, нанг мадор,
В-арна бирав, ин мистабаро танг мадор.
Эй хунии хунхора зи мо чанг мадор,
В-аз дурдаи хум ба ҷуз маро данг мадор.

873
Эй марди самоъ, меъдаро холӣ дор,

Зеро чу тиҳист най, кунад нолайи зор.
Чун пур кардӣ шикам, зи лути бисёр,
Холӣ монӣ зи дилбару бӯсу канор.

874
То чанд кашӣ сухраи нафси бекор,
То чанд хӯрӣ чу уштурон хӯшаи хор.
То чанд давӣ дар пайи луқмаву динор,
Эй кофири кофирбача, охир дин ор.

875
Чун дид, рухи зарди ман он шӯхранигор,
Гуфто, ки: «Дигар ба васлам умед мадор.
Зеро ки ту зидди мо шудӣ дар дидор,
Ту ранги хазон дориву мо ранги баҳор».

876
Имрӯз ман аз ташнадаҳониву хумор,
На дил дорам, на ақлу на сабру қарор.
Меояму меравам чу ангурафшор,
Охир қадаҳи шира ба уссор биёр.

877
Хуршед ҳаме зард шавад бар девор,
Мо низ ҳаме зард шавем аз ғами ёр.
Гоҳ аз ғами ёру гаҳ зи нодидани ёр,
Гар кор чунин монад, ё раб, зинҳор.

878
Чун аз рухи ёр дур гаштам ба баҳор,
Идам ба чӣ кор ояду айшам ба чӣ кор.
Аз боғ, ба ҷойи сабза гӯ, хор бирӯй,
В-аз абр ба ҷойи қатра гӯ санг бибор.

879
Гар ранги хазон дораму гар ранги баҳор,
То ҳарду яке нашуд, наёмад гулу хор.
Дар зоҳир хору гул мухолифдидор,
Бар чашм хилоф дид, хандад гулзор.

880
Ман ранги хазон дораму ту ранги баҳор,
То ин ду яке нашуд, наёмад гулу хор.
Ин хору гул арчи шуд мухолифдидор,
Бар чашм хилоф бин, биханд, эй гулзор.

881
Гуфтӣ, ки: «Биё, ки боғ хандиду баҳор,
Шамъ асту шаробу шоҳидони чу нигор».
Он ҷо, ки ту нестӣ, аз инҳом чӣ суд

В-он ҷо, ки ту ҳастӣ, худ аз инҳо ба чӣ кор?

882
Ҳин, вақти сабуҳ аст, майи ноб биёр,
Зеро марг аст, зиндагонӣ ҳушёр.
Ё нолайи ин рубоби бедил бипазир,
Ё поси дили кабоби пурдоғ бидор.

883
Соқӣ, гуфтам туро: «Майи сода биёр,
Он зиндакуни мардуми озода биёр».
Гуфтӣ, ки: «Дар ин даври фалак боде ҳаст»,
То бод расидан, эй санам, бода биёр.

884
Ҷамъкуни ҷони пароканда биёр,
В-он мастии ҳар хоҷаву ҳар банда биёр.
Овоз бикаш ризойи поянда биёр,
З-овози Сирофил шавам зинда, биёр.

885
Ҳуш дор дило, ки ҳуш медорад ёр,
Андар паси парда гӯш медорад ёр.
Мо чун нойему ҳар хурӯше, ки кунем,
Он нест зи мо, хурӯш медорад ёр.

886
Ҳар дам дили ҷамъро биранҷонад ёр,
Монандаи чархиён бигардонад ёр.
Як дам ҳамаро биронад аз пешу даме,
Чу фотиҳашон ба ишқ мехонад ёр.

887
Ҳар дам дили хастаро биранҷонад ёр.
Ё сангдил аст, ё намедонад ёр.
Аз дида ба хун навиштаам қиссаи хеш,
Мебинаду ҳеч зи бар намехонад ёр.

888
Эй дил, бигузар зи ишқи маъшуқу зи ёр,
Гар дидаварӣ, зи ҳар се барбанд зуннор.
Дар бӯтаи нестӣ шаву бок мадор,
К-ин фақр муназзаҳ аст зи ёру ағёр.

889
Моем чу ройи ошиқон зеру забар,
В-аз дилбари мо ҳар ду ҷаҳон зеру забар.
Аз зеру забар муназзаҳ омад шаҳи мо,
В-он кас, ки аз ӯ ҷуст нишон, зеру забар.

890
Он кас, ки туро дида бувад, эй дилбар,
Ӯ чун нигарад ба рӯйи маъшуқи дигар?
Дар дидайи ҳар ки кард сӯйи ту назар,
Торик нанамояд ба худо шамсу қамар.

891
Фармуд худо ба ваҳй, к-эй пайғамбар,
Ҷуз дар сафи ошиқон биманшин, бигузар.
Ҳарчанд зи оташат ҷаҳон гарм шудаст,
Оташ бимирад зи сӯҳбати хокистар.

892
Дар хоки дари вафои он симинбар,
Мекор дилу дидаву м-андеш зи бар.
Аз ман бишунав, то нашавӣ зеру забар,
Валлаҳ, ки хабар надорӣ аз зеру забар.

893
Дасту дили мо ҳар чи тиҳитар, хуштар,
В-озодии дил зи ҳар чи хуштар, хуштар.
Айши хуши муфлисона як чашм задан,
Аз ҳашмати сад ҳазор қайсар, хуштар.

894
Эй хоки дарат зи оби Кавсар хуштар,
Андар раҳи ту пойи ман аз сар хуштар.
Чун бонги дафи ишқи туро моҳ шунид,
Маҳ гашт дутову гуфт: «Чанбар хуштар».

895
Эй ишқ, хушӣ, чӣ хуш, ки аз хуш хуштар,
Оташ ба ман андар зану оташ хуштар.
Ҳар шаш ҷиҳат аз ишқ хуш обод шудаст,
Бо ин ҳама берун шудан аз шаш хуштар.

896
Эй зилли ту аз сояи тубо хуштар,
В-эй ранҷи ту аз роҳати уқбо хуштар.
Пеш аз рухи ту бандайи маънӣ будам,
Эй нақши ту аз ҳозор маънӣ хуштар.

897
Чун бут рухи туст, бутпарастӣ хуштар,
Чун бода зи ҷоми туст, мастӣ хуштар.
Дар ҳастии ишқи ту чунон нест шудам,
К-он нестӣ, аз ҳазор ҳастӣ хуштар.

898
Рӯйи чу маҳат пеши чароғ авлотар,

Рӯйи ҳабашикарда ба доғ авлотар.
Ин ҳалқа чу боғ аст, ту булбул моро,
Рақси булбул миёни боғ авлотар.

899
Ман масхараи ту нестам, эй фоҷир,
То масхарагӣ намоямат бас нодир.
Вайрон кунамат, чунон-к бояд кардан,
Оҷиз шавад аз иморатат ҳар омир.

900
Меояд гурге бари мо вақти саҳар,
Ҳам фарбеҳ мерабояду ҳам лоғар.
То чанд кунӣ хур-хур андар бистар,
Бар рӯй зан об, эй, ки хокат бар сар.

901
Он соқии рӯҳ дардиҳад ҷом охир,
Ин мурғи ғариб биҷаҳад аз дом охир.
Гардад фалаки тунд маро ром охир,
В-аз карда пушаймон шавад айём охир.

902
Ҳар кор, ки ӯ бар ту ҳамедорад дар,
Бармешиканӣ, мекунӣ аз ноз ибар
Раҳ-раҳ, чу чакида хун бубинӣ ҷое,
Пай бар, ки зи чашми мо бурун орад сар.

903
Эй буда самои осмонро раҳу дар,
Эй буда самои мурғи ҷонро сару пар.
Аммо ба ҳузури туст чизе дигар,
Монанди намоз аз паси пайғамбар.

904
Эй зодаи соқӣ, ҳала аз ғам бигузар,
Эй ҳамдами рӯҳи қудс, аз дам бугузар.
Гуфтӣ, ки: «Зи ғам гурехтам, шод шудам»,
Шодии равони худ аз ин ҳам бигузар.

905
Гар дар сару чашм ақл дориву басар,
Бифрӯш забонрову сар аз теғ бихар.
Моҳии тамаъ аз забони гӯё бибуред,
З-он менабуранд аз тани моҳӣ сар.

906
Эй дилбари айёрдили некӯфар,
Аз ҷумлаи некӯён туйӣ некӯтар.
Эй аз шакарат даҳони гулҳо пурзар,

З-он ҳаҷр кабудпӯш ту нилуфар.

907
Табъам чу ҳаёт ёфт аз ҷилваи фикр,
Овард арӯси назм дар ҳуҷраи зикр.
Дар ҳар байте ҳазор духтар бинамуд,
Ҳар як ба мисоли Марям обистану бикр.

908
Андешайи даҳрат, бача, бигдохт ҷигар,
Табъи ту мизоҷи даҳр нашнохт магар?
Пиндор, ки нутфае наяндохт падар,
Ангор, ки гулхане напардохт қадар.

909
Маҷмӯи тану қолаби худро бинигар,
Ҷавқе мастанд, хуфта бар ҳамдигар.
Мунис хоҳӣ, салои бедорӣ зан,
Бар хуфта манеҳ пову аз ӯ дармагзар.

910
Хоҳӣ бӯстон, ҳалқаи мастон бинигар,
Хоҳӣ сари хар, ба худпарастон бинигар.
Акнун сари хар низ ба бӯстон омад,
Куни хар агар найӣ, ба бӯстон бинигар.

911
Дар мастабаҳо гарду харобот нигар,
Печидани мастон ба мулоқот нигар.
Дар каъбаи ишқ сӯйи миқот нигар
Ҳайҳот шунав зи рӯҳу ҳайҳот нигар.

912
Эй он-к дилат бояд, дар вай манигар,
Зоҳид шаву чашмро ба хубон бигузар.
Аммо чӣ кунад чашм, ки беруну дарун,
Бечораи ишқи ӯст бечораназар.

913
Ин сурати боғ аст, дар ӯ нест самар,
Ту ранҷа машав, беҳуда савганд мах(в)ар.
Ё кори муаллақу фиреб асту ғурур,
Худ аз ту наҷуст кас, аз ин ҷинс хабар.

914
Бисёр бихондаем дастону самар,
Аз ошиқу маъшуқу ғами хуни ҷигар.
Пойи алами ишқ, ҳама ишқи туст,
Ту худ дигарӣ шаҳову ишқи ту дигар.

915
Селоб гирифт гирди вайронаи умр,
Оғози пурӣ ниҳод паймонаи умр.
Хуш бош, ки то чашм занӣ, худ бикашад,
Ҳаммоли замона рахт аз хонаи умр.

916
Дар боғи ту дарнаёмадам гирдовар,
Дарвеши тиҳиравам ману роҳгузар.
Хоҳӣ, ки бурун равам, маро бикшо дар,
В-ар накшойӣ, гумони бад низ мабар.

917
Эй омада з-осмон дар ин олами дер,
В-оварда хабарҳои самовот ба зер.
З-овози ту одамӣ куҷо гардад сер,
Ё раб, ту бидеҳ замзамаи панҷаи шер.

918
Бо ҳиммати боз бошу бо ҳайбати шер,
Дар махзани ҷон дарой бо дидаи шер.
Рав зуд бад-он ҷо, ки на зуд асту на дер,
Бар боло рав, ки худ на болосту на зер.

919
Маҷнуну парешони туам, дастам гир,
Саргаштаву ҳайрони туам дастам гир.
Ҳар бесару пой дастгире дорад,
Ман бесару сомони туам, дастам гир.

920
Ман дам назанам аз ин ҷаҳони дамгир,
Ман дар тарабам, ҳама ҷаҳон мотамгир.
Байзақ бибарӣ зи мо, вале шаҳ набарӣ,
Мову рухи шаҳ ҳазор байзақ кам гир.

921
Гуфтам: «Чашмам». Гуфт: «Саҳобе кам гир»,
Гуфтам: «Ашкам». Гуфт: «Саробе кам гир».
Гуфтам, ки: «Дилам». Гуфт: «Кабобе кам гир»,
Гуфтам, ки: «Танам». Гуфт: «Харобе кам гир».

922
Бегаҳ шуду бегаҳ шуду бегаҳ шуда гир,
Хуршед яке рӯз дар он чаҳ шуда гир.
Сад бор дар ин қофила раҳ зад, раҳ зад,
Имшаб асас аст, гар занад раҳ, зада гир.

923
Гуфтам: «Бинамо, ки чун кунам». Гуфт: «Бимир»,

Гуфтам, ки: «Шуд об рӯғанам». Гуфт: «Бимир».
Гуфтам, ки: «Шавам шамъ мани парвона,
Эй рӯйи ту шамъи равшанам». Гуфт: «Бимир».

924
З-он абрӯйи чун камон-т, зй бадри мунир,
Дил шишаи пурхун шавад аз зарбати тир.
Гӯям: «Зи дилу шишаи хун чист назир?»,
Бардорад ҷоми бодаву гӯяд: «Гир».

925
Ман ҳимматиям, куҷо бувад чун ман боз?
Арза накунам ба ҳеч кас озу ниёз.
Бо хештанам хуш аст, дар пардаи роз,
Гаҳ сайду гаҳе қайду гаҳе нозу гаҳ оз.

926
Гар бишканадам, нагардам аз ишқи ту боз.
Зеро ки зи чанги мо бурун шуд овоз.
Гӯянд маро: «Сарат бибуррем ба гоз»,
Пироҳани умр, худ чӣ кӯтаҳ, чӣ дароз.

927
Зинҳор, машав ғарра ба бебокии боз,
Зеро ки паре дорад аз давлати боз.
Мурғӣ ту, валек мурғи мискину маҷоз,
Бо бози шаҳаншоҳ ту шатранҷ мабоз.

928
Мардона биё, ки нест кори ту маҷоз,
Оғоз бинеҳ таронайи беоғоз.
Сиблат мемол, хоҷаи шаҳрӣ ту,
Охир зи газоф нест ин риши дароз.

929
Эй дил, ҳама рахтро дар ин кӯй андоз,
Пироҳани Юсуф аст, бар рӯй андоз.
Моҳибачайӣ, умр надорӣ бе об,
Андеша макун, хеш дар ин ҷӯй андоз.

930
Имшаб, ки кушодаст санам бо мо роз,
Эй шаб, чӣ шабӣ, ки умри ту бод дароз.
Зоғони сияҳ имшаб андар тарабанд,
Бо бози сапеди ҷон шуда дар парвоз.

931
Дил омаду гуфт: «Ҳаст савдош дароз»,
Шаб омаду гуфт: «Зулфи раънош дароз».
Сарв омаду гуфт: «Қаду болош дароз»,

Ӯ умри азизи мост, гӯ: «Бош дароз».

932
Моему дами кӯтаҳу савдойи дароз,
Дар сояи дил фиканда ду пойи дароз.
Наззоракунон ба сӯйи саҳройи дароз,
Сад рӯзи қиёмат аст, чӣ ҷойи дароз?!

933
Омад дайи девонаву шабҳойи дароз,
Моему шаби тираву савдойи дароз.
Моро шаби хоб нест, дил ёва шудаст,
Ӯро, ки дил аст, то кунад пой дароз.

934
Бинмой ба ман рух ту, эй шамъи тироз,
То ноз кунам, на рӯза дорам, на намоз.
То бо ту бувам, маҷози ман ҷумла намоз,
Чун бе ту бувам, намози ман ҷумла маҷоз.

935
Ман будаму дӯшу он бути ҷонафроз,
Аз ман ҳама лоба буду аз вай ҳама ноз.
Шаб рафту ҳадиси мо ба поён нарасид,
Шабро чӣ гунаҳ, ҳадиси мо буд дароз.

936
Ёре хоҳӣ, зи ёр бо ёр бисоз,
Судат суд аст, бо харидор бисоз.
Аз баҳри висоли моҳ аз шаб магурез,
В-аз баҳри гулу гулоб бо хор бисоз.

937
Имрӯз марав аз барам, эй ёр, бисоз,
Эй гулбуни садбарг, бад-ин хор бисоз.
Эй ишвафурӯш, бо харидор бисоз,
Эй моҳи тамом, бо шаби тор бисоз.

938
Эй ҷони латиф, бе ғами ишқ масоз,
Дар ҳар нафасаш ҳазор рӯзасту намоз.
Пайдост сару почайи савдову маҷоз,
Охир зи газоф нест, ин риши дароз.

939
Эй карда зи нақши одамӣ чанге соз,
Ҷонҳо ҳама қавволи ту аз рӯйи ниёз.
Эй лаъли лабат тавонгари умри дароз,
Як ҳадя аз он лаъл ба қаввол андоз.

940
Эй ҷони самоъу рӯзаву ҳаҷҷу намоз,
В-эй аз ту ҳақиқат шуда бозиву маҷоз.
Имрӯз манам мутрибат, эй шамъи Тироз,
Аз чарх бувад нисору қаввол андоз.

941
Ман будаму дӯшу он бути банданавоз,
Аз ман ҳама лоба буду аз вай ҳама ноз.
Шаб рафту ҳадиси мо ба поён нарасид,
Шабро чӣ гунаҳ, ҳадиси мо буд дароз.

942
Дарди ту илоҷи кас пазирад? Ҳаргиз!
Ё аз ту мурод мегузирад? Ҳаргиз!
Гуфтӣ, ки: «Ниҳоли сабр дар дил киштӣ»,
Гирам, ки: «Бикоштам, бигирад?» Ҳаргиз!

943
Маъшуқайи мо карон нагирад ҳагиз,
В-ин шамъу чароғи мо намирад ҳаргиз.
Ҳам сурату ҳам ойина, валлаҳ, ки вай аст,
Он ойина занге напазирад ҳаргиз.

944
Омад, омад, он-к нарафт ӯ ҳаргиз,
Холӣ набуд он об аз ин ҷӯ ҳаргиз.
Ӯ маъдани мушку мо ҳама бӯйи вайем,
Аз мушк ҷудо ту дидаӣ бӯ ҳаргиз?!

945
Эй ишқ, нахусбиву нахуфтӣ ҳаргиз,
Дар дидайи хуфтагон наяфтӣ ҳаргиз.
Боқӣ сухане ҳаст, бигӯям онро,
Ту низ нагӯийиву нагуфтӣ ҳаргиз.

946
Эй тунги шакар, аз туршон чашм бидӯз,
Оташ бизану ҳар чӣ ба ҷуз ишқ бисӯз.
Дӯкони шакафурӯшу он гаҳ туршӣ?!
Барфу дамаҳо в-он гаҳе фасли тамуз?!

947
Як шаб чу ситора гар нахуспӣ то рӯз,
Дартобад инчунин маҳи ҷонафрӯз.
Дар торикист оби ҳайвон, ту махусп,
Шояд, ки шабе дар об андозӣ пӯз.

948
Он ёр ниҳон кашид дастам имрӯз,

Аз даст шудам, банд шикастам имрӯз.
Як маст наям, ҳазор мастам имрӯз,
Девонаву девонапарастам имрӯз.

949
Шаб гашту маро нест хабар аз шабу рӯз,
Рӯз аст шабам, зи рӯйи он рӯзафрӯз.
Эй шаб, шаб аз онӣ, ки аз ӯ бехабарӣ,
Эй рӯз бирав, зи рӯзи ӯ рӯз омӯз.

950
Ҳин вақти сабӯҳ аст миёни шабу рӯз,
Ғайри маҳу хуршед чароғе бифурӯз.
З-он оташу об ранги як шӯъла барор,
Дар бунгаҳи андеша зану пок бисӯз.

951
Моему ҳавойи ёри маҳрӯ шабу рӯз,
Чун моҳӣ нишаста андарин ҷӯ шабу рӯз.
З-ин рӯзу шабон куҷо барад бӯ шабу рӯз?!
Худ дар шабу рӯзи ошиқон ку шабу рӯз?!

952
Ҷаҳде бикун аз панд пазирӣ ду-се рӯз,
То пештар аз марг бимирӣ ду— се рӯз.
Дунё зани пирест, чӣ бошад гар ту
Бо пирзане унс нагирӣ ду-се рӯз?!

953
Дар сар ҳаваси ишқи ту дорам ҳама рӯз,
Дар ишқи ту масту беқарорам ҳама рӯз.
Мар мастонро хумор якрӯза бувад,
Ман он мастам, ки дар хуморам ҳама рӯз.

954
Мегӯяд мар маро нигори дилсӯз:
«Мебояд рафт, чун ба поён шуд рӯз».
Эй шаб, ту бурун маёй аз катми адам,
Хуршед, ту хешро бад-ин чарх бидӯз.

955
Он тоб, ки ман донаму ту ,эй дилсӯз,
Эй дӯст, шабу рӯз зи дил меафрӯз.
Не, не, ки ғалат гуфтам, эй ишқомӯз,
Ишқи туву савдойи ту в-он гаҳ шабу рӯз.

956
Эй лола, биёву аз рухам ранг омӯз,
В-эй Зӯҳра биёву аз дилам чанг омӯз.
В-он гаҳ, ки навойи васл оҳанг кунад,

Эй бахти абад, биёву оҳанг омӯз.

957
Ман сер нагаштаам зи ту ёр, ҳанӯз,
Вомам дорӣ наботи бисёр ҳанӯз.
Гар аз сари хоки ман бароядхоре,
Лаб бикшояд ба ишқат он хор, ҳанӯз.

958
Эй сангдилон, нашуд диле нарм ҳанӯз,
Эй яхсифатон, нашуд яхе гарм ҳанӯз.
Нагрифт, дибоғат ин ҷурм ҳанӯз,
Нагрифт касеро зи худо шарм ҳанӯз.

959
Омад бари ман дӯш нигоре сартез,
Ширинсухане, шакарлабе, шӯрангез.
Бо рӯйи чу офтоб бедорам кард,
Яъне, ки чу офтоб дидӣ, бархез.

960
Дилдор омад, қанина басанд бас тез,
Май хӯрд ба ҷид, паёпаю тезотез.
Соқӣ гуфташ, ки: «Нӯш бодат, аммо,
Ҳин то нарасӣ ба ҷойи каж, дору марез».

961
Боз омадам инак, ки занам оташи тез,
Дар тавбаву дар гуноҳу ҷурму парҳез.
Овардам оташе, ки мефармояд:
К-эй ҳар чӣ ҷуз аз худост, аз раҳ бархез.

962
Моему туву хонайи холӣ, бархез,
Ҳангоми ситез нест, эй ҷон, мастез.
Чун обу шароб бо ҳарифон омез,
Чандон-к расам ба ҷойи каж, дору марез.

963
Эй зарра, зи хуршед тавонӣ, бигрез,
Чун натвонӣ гурехт, боре мастез.
Ту ҳамчу сабӯйиву қазо чун санге,
Бо санг мапеч, оби худро бимарез.

964
Сад бор бигуфт ёр: «Ҳар ҷо магрез,
Гар бигрезӣ, ба ҷуз сӯйи мо магрез».
Ҳар гаҳ зи хаёли гург тарсон гардӣ,
Дар шаҳр гурез, сӯйи саҳро магрез».

965
Сад бор бигуфтамаш: «Зи мастон магрез,
Ҷон дар кафашон супор, бӯстон, магрез».
Аз ман бишнав, гурезпо сар набрад,
Гар ҷон хоҳӣ, зи ҳалқаи ҷон магрез.

966
Эй дил, зи ҷафойи дилситонон магрез,
Дуздӣ хоҳӣ, зи посбонон магрез.
Меҷӯй нишон, зи бенишонон магрез,
Сад ҷон бидеҳу зи ранҷи ҷонон магрез.

967
Эй сулҳи ту бо банда ҳама ҷангомез,
То кай бувад ин дӯстӣ тангомез?
Омезиши ман бо ту, агар меҷӯйӣ,
Дарёб зи оби дидайи рангомез.

968
Имрӯз хушам ба ҷони ту, фардо низ,
Ҳам оҳаму ҳам гавҳару ҳам дарё низ.
Ҳам кору киёи дӯст корафзо низ,
Ҳар лоф, ки ӯ занад, бигӯям: «Мо низ».

969
Омад, омад, турш, турш, яъне бас,
Мепиндорӣ, ки ман битарсам зи абас?!
Он мурғи диле, ки нест дар қайди қафас,
Ӯро биматарсон, ки натарсад аз кас.

970
Эй Юсуфи ҷон, зи ҳоли Яъқуб бипурс
В-эй ҷони карам,зи ранҷи Аюб бипурс.
В-эй ҷумлайи хубон бари ту лӯъбатакон
Ҳоли моро зи ҳиҷри нохуб бипурс.

971
Ҷоно, сифати қадам зи абрӯт бипурс,
Ошуфтагиям зи холи ҳиндут бипурс.
Ҳоли дилам аз даҳони тангат биталаб,
Бемории ман зи чашми ҷодут бипурс.

972
Аҳволи дилам ҳар саҳар аз бод бипурс,
То шод шавӣ, аз мани ношод бипурс.
Дар куштани бегуноҳ савдот шавад,
Аз чашми худ он ҷодуйи устод бипурс.

973
Рӯям чу зари замона мебину мапурс,

Ин ашки чу нордона мебину мапурс.
Аҳволи даруни хона аз ман маталаб,
Чун бар дари остона мебину мапурс.

974
Дилдор чунон мушавваш омад, ки мапурс,
Ҳиҷрон-ш чунон пуроташ омад, ки мапурс.
Гуфтам, ки: «Макун». Гуфт: «Макун, то накунам»,
Ин як суханам ҷони хуш омад, ки мапурс.

975
Ҳастам зи ғамаш чунон парешон, ки мапурс,
З-он сон гирави бесару сомон, ки мапурс.
Эй мурғи хаёл, сӯйи ӯ кун гузаре
В-он гаҳ зи манаш бипурс чандон, ки мапурс.

976
Дорад қадаҳи майи ҳароме, ки мапурс
Як душмани ҷон, шигарфҷоме, ки мапурс.
Пешам дорад шароби хоме, ки мапурс,
Мехонад мар маро ба номе, ки мапурс.

977
Аз рӯзи қиёмати ҷаҳонсӯз бипурс,
В-аз новаки интиқоми дилдӯз бипурс.
Эй дар шаби ҳирс хуфта дар хоби дароз,
Субҳи аҷалат дамид, аз рӯз бипурс.

978
З-ин ишқи пур аз феъли ҷаҳонсӯз битарс,
З-ин шанги қабобахши камардӯз битарс.
В-он гаҳ ояд, чу зоҳидон тавба кунад,
Он рӯз, ки тавба кард, он рӯз битарс.

979
Мар ташнайи ишқро шаробест, матарс,
Беоб шудӣ, пеши ту обест, матарс.
Ганҷи ту агар байти харобест, матарс,
Бедор шав аз ҷаҳон, ки хобест, матарс.

980
Чун рӯ ба ман шудӣ, ту аз шер матарс,
Чун давлати ту манам, зи идбир матарс.
Аз чарх чу он моҳ туро ҳамроҳ аст,
Гар рӯз бегаҳ асту гар дер, матарс.

981
Рав, маркаби ишқро қавӣ рону матарс,
В-аз мусҳафи каж ояти ҳақ хону матарс.
Чун аз худу ғайри худ мусаллам гаштӣ,

Маъшуқи ту ҳам туйӣ, яқин дону матарс.

982
Ошиқ чу намешавӣ, бирав пашм бирес,
Садкораву садрангаву садпешаву пес.
Дар косаи сар чу нестат бодайи ишқ,
Дар матбахи мудхилон раву коса билес.

983
Эй савдойӣ, бирав пайи савдо бош!
Дар сурати савдойи дилат шайдо бош!
Бо сояи худ зи бадхӯйӣ дар ҷангӣ,
Худ сояи туст хасми ту, танҳо бош.

984
Ҳар чанд малулӣ, нафасе бо мо бош,
Магрез зи ёрону дар ин ғавғо бош.
Ё ҳамчу дилам волаю савдойӣ шав,
Ё баҳри назора ҳозири савдо бош.

985
Гар нола кунам, гӯяд: «Яъқуб мабош»
В-ар сабр кунам, гӯяд: «Аюб мабош».
Ишкаста нахоҳадам ва чун сар бикашам,
Бар сар бизанад, ки сар макаш, чӯб мабош.

986
Бо дил гуфтам: «Зи дигарон беш мабош,
Рав марҳами лутф бош, чун неш мабош.
Хоҳӣ, ки зи ҳеч кас ба ту бад нарасад,
Бадгӯю бадомӯзу бадандеш мабош».

987
Ҷони ҷонӣ, биё, миёни ҷон бош,
Чун ақлу хирад тоҷи сари мардон бош.
Ту давлату бахти ҳамайӣ дар ду ҷаҳон,
Чун давлату бахт дар ҷаҳон гардон бош.

988
Эй дил, бирав, аз оқибатандешон бош,
Дар олами бегонагӣ аз хешон бош.
Гар боди сабо маркаби худ мехоҳӣ,
Хоки қадами маркаби дарвешон бош.

989
Ҳон! Эй дили ташна, ҷӯйиро ҷӯён бош,
Бе пой маёй, доимо пӯён бош.
Не он-к даруни сина бекому забон
Сар чашмайи ҳар гуфт туйӣ, гӯён бош.

990
Бо мо чу наӣ, машав, рафиқи ӯ бош,
К-аввал қадаҳат диҳанду охир пархош.
Гул бошу ба ҳар сухан, ки хоҳӣ механд,
Марди сара бошу ҳар куҷо хоҳӣ, бош.

991
Имрӯз ҳарифи ишқ бонге зад фош,
Гар авбошӣ, ҷуз ба авбош мабош.
Дӣ нест шудаст, ҳин, маяндеш зи лош,
Фардо, ки наёмадаст, аз вай матарош.

992
Он ринду қаландаре ниҳон омаду фош,
Дар дидайи ман ба ҷуз нишони кафи пош.
Ё ӯст худо ва ё фиристод худош,
Эй мутриби ҷон, яке нафас моро бош.

993
Ногаҳ бизадам даст ба сӯйи ҷебаш,
Сармаст шудам зи лаззати осебаш.
Дастам нарасид сӯйи ҷайбаш, аммо
Алминати-ил-лаҳ, ки бибурдам себаш.

994
То дар назанӣ, баҳри чӣ дорӣ оташ?
Ҳаргиз нашавад ҳақиқати вақти ту х(в)аш.
Айёронро зи оташ омад мафраш,
Айёр найӣ, зи ошиқон по даркаш.

995
Савганд бад-он ҷон, ки шудаст ӯ пасташ,
Савганд бад-он сар, ки шудаст ӯ масташ.
Савганд бад-он дам, ки маро медиданд,
Сағроқ ба дастеву ба дасте дасташ.

996
Он кас, ки назар кунад ба чашми масташ,
Аз рашк дуойи бад кунам пайвасташ.
В-он кас, ки ба ангушт намояд рухи ӯ,
Гар дастрасам бувад, бибуррам дасташ.

997
Эй ишқ, биё ба талххӯён хӯ бахш,
Эй пушти ҷаҳон, ба ҳусн҇ҷӯён рӯ бахш.
Аз боғи ҷамоли ту чӣ кам хоҳад шуд?
З-он себи занахдон ду-се шафтолу бахш.

998
Ҳар дида, ки ҳаст ошиқи гулзораш,

Машғул кучо кунад сари ҳар хораш.
Гар рост бувад, ёр бувад даркораш,
В-ар каж нигарад, рост наёяд кораш.

999
Чун ранг бидуздид гул аз рухсораш,
Овехт сабо чу раҳзанон бар дораш.
Бисёр бигуфт булбулу суд надошт,
То бӯ, ки сабо ба ҷон диҳад зинҳораш.

1000
Бар ман бигирист наргиси хуммораш,
То хира шудам, зи гиряи бисёраш.
Гар наргиси ӯ ба сурма олуда будӣ,
Олуда шудӣ зи сурмаҳо рухсораш.

1001
Рафт он, ки набуд кас ба хубӣ ёраш,
Бе он-к дилам сер шуд аз дидораш.
Ӯ рафту бимонд дар дилам тимораш,
Оре, биравад гулу бимонад хораш.

1002
Хойидани он лаб, ки чашидӣ шакараш,
Молидани дасте, ки кашидӣ ба бараш.
Нагзорад он кас, ки ба ҷону ҷигараш,
Оби ҳайвон ҳаме расад аз асараш.

1003
Эй карда ба панҷ шамъ равшан ҳар шаш,
Эй асли хушиву ҳар чӣ дорӣ ҳама х(в)аш.
То чанд чу «Алҳамд» маро мехонӣ,
Ҳамчун «Бақара» бигир гӯши ману каш.

1004
Шиша бизанам бар он дили санги хушаш,
То ҷанг кунад, бишнавам он ҷанги хушаш.
То бифрӯзад зи хашм он ранги хушаш,
То бихрошад маро бад-он чанги хушаш.

1005
Дар анҷумане нишаста дидам дӯшаш,
Натвонистам гирифт дар оғӯшаш.
Рухро ба баҳона бар рухаш бинҳодам,
Яъне, ки ҳадис мекунам дар гӯшаш.

1006
Эй боди саҳар, ба сӯйи он дилбар каш,
Аҳволи дилам бигӯ, агар бошад х(в)аш.
В-ар з-он, ки бар оби худ набошад дилкаш,

Зинҳор маро надидайӣ, дам даркаш.

1007
Гар мекушадам ғами ту ҳар дам, ту макуш,
Ҳал то бикушандам ҳама олам, ту макуш.
Онро, ки ту андохтайӣ, пой мазан
В-онро, ки ту зинда кардайӣ, ҳам ту макуш.

1008
Эй чашм, биё, домани худ дар хун каш,
В-эй рӯҳ, бирав, қумош бар гардун каш.
Бар лаъли лабат ҳар он-к ангушт ниҳод.
Мандеш, забон-ш аз қафо берун каш.

1009
Эй рӯйи чу офтоби ту шодикаш,
В-эй мӯйи ту сармояи даҳ ҷумла ҳабаш.
Танҳо ту хушиву бас дар ин ҳар ду ҷаҳон,
Боқӣ табаи туанд, гашта ҳама х(в)аш.

1010
Шаб чист барои мо? Замони нолиш
В-онро, ки на ошиқ аст, онро болиш.
В-он ошиқи ноқисе, ки навкор бувад,
Гӯшаш нашавад гарм ба шаб бе молиш.

1011
Дар маҷлиси султон бишикастам ҷомаш,
То ҷанг кунад, бишнавам он дашномаш.
Валлаҳ, ки чунон фитодаам дар домаш,
К-аз пухтаи ӯ намешиносам хомаш.

1012
Гаҳ бода лақаб ниҳодаму гаҳ ҷомаш,
Гоҳе зари пухта, гоҳ сими хомаш.
Гаҳ донаву гоҳ сайду гоҳе домаш,
Ин ҷумла чарост, то бигӯям номаш.

1013
Онро, ки расули дӯст пиндоштамаш,
Ман ному нишони дӯст дархостамаш.
Бикшод даҳонро, ки бигӯяд чизе,
Аз ғояти ғайрати ту нагзоштамаш.

1014
Он дил, ки ман они хеш пиндоштамаш,
Биллаҳ, бари ҳеч дӯст нагзоштамаш.
Бигзошт маро бутову омад бари ту,
Некӯ дораш, ки ман накӯ доштамаш.

1015
Гуфтам: «Чашм». Гуфт, ки: «Ҷайҳун кунамаш»,
Гуфтам, ки: «Дилам». Гуфт, ки: «Пурхун кунамаш».
Гуфтам, ки: «Танам». Гуфт, ки: «Баъди ду-се рӯз,
Расво кунаму зи шаҳр берун кунамаш».

1016
Дилдор маро ваъда диҳад, нашнавамаш,
Бар мусҳаф агар даст ниҳад, нашнавамаш.
Гӯяд: «Валлаҳ, ки нашнавӣ, нашнавамат»
Хоҳад, ки ба инҳо биҷаҳад, нашнавамаш.

1017
То битвонӣ, ту ҷомайи ишқ мапӯш.
Чун пӯшидӣ, баҳри балое махурӯш.
Дар ҷома ҳамесӯзу ҳамебош хамӯш,
К-охир зи паси сабр бувад рӯзие нӯш.

1018
Эй ёр, маро мувофиқӣ, вақтат хуш,
Бар ҳоли дилам чӣ лоиқӣ, вақтат хуш!
Хоҳам ба дуо, ки ошиқон хуш бошанд
В-ар з-он-к ту низ ошиқӣ, вақтат хуш!

1019
Гуфтӣ: «Чунӣ»? Биё, ки чун рӯзам хуш,
Чун рӯз ҳамедарраму медӯзам хуш.
То рӯйи чу оташат бидидам, чу сипанд
Месӯзаму месӯзаму месӯзам хуш.

1020
Эй рӯзи нишоту равшанӣ, вақти ту хуш
В-эй олами айшу эманӣ, вақти ту хуш.
Дар сояи зулфи ту даме мехуспам,
Ту низ даме мувофиқат кунӣ? Вақти ту хуш.

1021
Ними дафи ман ба муш додӣ, ҳама хуш,
Боқӣ ба кафи банда ниҳодӣ, ҳама хуш.
Бо даффи дарида, дар самоъ омадаем,
Эй бо ту муроду бемуродӣ, ҳама хуш.

1022
Он зулфи пур аз мушки таторӣ, ҳама хуш,
В-андар талаб чу ман шикорӣ, ҳама хуш.
Дар фасли баҳору навбаҳорӣ, ҳама хуш,
Чун қанду набот дар канорӣ, ҳама хуш.

1023
Он дам, ки ҳақи банда гузорӣ, ҳама хуш,

В-аз меҳр сари банда бихорӣ, ҳама хуш.
Аз хона бирониам ба зорӣ, ҳама хуш,
Чун азм кунам, ҳам бигзорӣ, ҳама хуш.

1024
Андар бари хешам бифишорӣ, ҳама хуш,
Бар роҳи занон марг гузорӣ, ҳама хуш.
Чун марг диҳӣ, аз паси он барг диҳӣ,
Аз марг ҳаётҳо барорӣ, ҳама хуш.

1025
Бар ҷону дилу дида саворӣ, ҳама хуш,
В-андар дилу ҷон ҳар чӣ бикорӣ, ҳама хуш.
Хушчашмиву маҳбубузорӣ, ҳама хуш,
Фарёдрасии ҷонизорӣ, ҳама хуш.

1026
Эй ҷону ҷаҳону рӯшнойӣ, ҳама хуш,
Ороми диливу ошнойӣ, ҳама хуш.
Бар мо гузаре агар кунӣ, султонӣ
В-ар бӯса мазид бар физойӣ, ҳама хуш.

1027
Савдойи туам дари ҷунун мезад дӯш,
Дар пой ду чашм мавҷи хун мезад дӯш.
То нимашабӣ хайли хаёлат бирасид,
В-ар не, ҷонам хайма бурун мезад дӯш.

1028
Бо пири хирад нуҳуфта мегуфтам дӯш:
«К-аз ман сухани сирри ҷаҳон ҳеч мапӯш».
Нармак-нармак маро ҳамегуфт ба гӯш:
«К-ин диданист, гуфтӣ нест, хамӯш».

1029
Донам, ки баройи мо нахуфтӣ ту дӯш,
Бар суфаи сард бо яке болопӯш.
Он низ фаромӯш нагардад моро,
Эй буда азизтар аз дидаву гӯш.

1030
Мурғон рафтанд сӯи Сулаймон ба хурӯш,
К-ин булбулро чаро намемолӣ гӯш?!
Булбул гуфто: «Ба хуни мо дар бимаҷӯш,
Се моҳ сухан гӯяму нӯҳ моҳ хамӯш».

1031
Ишқаш бикушодаст ба ҳар шарме гӯш,
Гар ҳоли ту хайр асту гар шар, мекӯш.
Мекӯш, ки аз ишқи туам дар оғӯш,

Марғест, ки номи ӯ бувад марзангӯш.

1032
Дил ёди ту орад, биравад ҳуш зи ҳуш,
Май бе лаби нӯшини ту кай гардад нӯш?!
Дидори туро чашм ҳамедорад чашм,
Овози туро гӯш ҳамедорад гӯш.

1033
Коре кардам, нигаҳ накардам пасу пеш,
Эй ҳар кӣ чунон кунад, чунин ояд пеш.
Он дам, ки қазо макр кунад, эй дарвеш,
Дар хона гурезад хиради дурандеш.

1034
Эй ганҷ, биё зуд ба вайронаи хеш,
В-эй зулф, парешон машав аз шонаи хеш.
В-эй мурғ, матоб рӯй аз донаи хеш,
Эй хонахудо, дарой дар хонаи хеш.

1035
Сад мавҷ занад баҳри дил аз ёди самоъ,
Ҳар дил набувад лойиқи ашҳоди самоъ.
Ҳар дил, ки бипайваст ба баҳри дилҳо,
З-ин бод биҷӯшаду диҳад доди самоъ.

1036
Ҳар рӯз ба ёди он сипаҳдори самоъ,
Чун боди сабо ба сӯи гулзори самоъ.
Ҳам тӯтиву андалеб дар кор ояд,
Хам гардад ҳар дарахти пурбори самоъ.

1037
Меҳмони туем мову меҳмони самоъ,
Эй ҷони муоширону меҳмони самоъ.
Ҳам баҳри ҳаловативу ҳам кони самоъ,
Ороста бод аз ту майдони самоъ.

1038
Имрӯз самоъ асту самоъ асту самоъ,
Нур асту шуоъ асту шуоъасту шуоъ.
Ин ишқ машоъ асту машоъ асту машоъ,
Аз ақл вадоъ асту вадоъ асту вадоъ.

1039
Ишқ аст, зи ҳар чӣ он нашояд монеъ,
Гар ишқ набудӣ, нанамудӣ сонеъ.
Донӣ, ки ҳуруфи ишқро маънӣ чист?
Айн-обиду шин-шокиру қоф аст қонеъ.

1040
Ошиқ гардад ба гирди атлолу рубӯъ,
Зоҳид гардад ба гирди тасбеҳу рукӯъ.
Бар нон занад ӯву ин дигар бар лаби об,
К-инро аташ омадасту онро ғами ҷӯъ.

1041
Гуфтӣ: «Магрӣ чу абр дар фурқати боғ,
Ман они туам, бихусп эман ба фароғ».
Тарсам, ки чароғ зери таште биниҳӣ
В-он гоҳ биҷӯямат ба сад чашму чароғ.

1042
Булбул омад ба боғу растем зи зоғ,
Оем ба боғ бо ту, эй чашму чароғ.
Чун савсану гул зи хеш берун н-оем,
Чун оби равон равем аз боғ ба боғ.

1043
Эй бандаи сардии зимистон, чун зоғ,
Маҳрум зи булбулу гулистону зи боғ.
Дарёб, ки ин дам агарат фавт шавад,
Бисёр талаб кунӣ ба сад чашму чароғ.

1044
Гар бодагарӣ маҷлиси май созаму лоғ,
Нанҳам ба худо, зи меҳри кас бар дил доғ.
Лекин чу фурӯ шавад касеро хуршед,
Дар пеш ниҳад ба ҷойи хуршед чароғ.

1045
Гар соғар бигрист ба маҷлис ба дурӯғ,
Мангар ба дурӯғи ӯ, ту бингар ба фурӯғ.
Аз хуни дурӯғи ӯ чӣ хунҳо ҷӯшад!
Афтод ба дӯғи ишқу он гаҳ бача дӯғ.

1046
Гӯянд, ки: «Ишқ бонгу ном аст», дурӯғ,
Гӯянд: «Умеди ишқ хом аст», дурӯғ!
Кайвони саодат бари мо дар ҷон аст,
Гӯянд: «Фарози ҳафт бом аст», дурӯғ!

1047
Гӯянд, ки: «Ёрро вафо нест», дурӯғ,
Гӯянд: «Паси ҳаҷр лиқо нест», дурӯғ!
Гӯянд: «Шароб ҷонфизо нест», дурӯғ,
Гӯянд, ки: «Ин ба пойи мо нест», дурӯғ!

1048
Меҳмони ту нест ду се рӯз газоф,

Хуни ту гирифтааст аз Қоф ба Қоф.
Гар фитна шавад касе, маоф аст, маоф,
Бар шамъ кунад ҳамеша парвона тавоф.

1049
Гӯянд маро: «Чанд бихандӣ зи газоф?!
Корат ҳама ишрат асту гуфтат ҳама лоф».
Эй хасм, чу анкабут сафро мебоф,
Симурғ тарабнок шиносад кӯҳи Қоф.

1050
Дар факр фақир бошу дар сафват соф,
Бо фақру сафо даро ту дар рӯзи масоф.
Гар хасми ту сад теғ барорад аз лоф,
Чун ҳеч набинад, чӣ занад захм, газоф.

1051
Бо зангӣ имшаб чу шудастӣ ба масоф,
Аз синайи худ синайи шабро бишикоф.
Дар каъбаи ушшоқ тавофе мекун,
Дарёб, ки Каъба мекунад бо ту тавоф.

1052
Аз дил сӯйи дилдор шикоф аст, шикоф
В-он кас, ки надонад ин, маоф аст, маоф.
Ҳар рӯз дар ин ҳалқа масоф аст, масоф,
Мепиндорӣ, ки ин газоф аст, газоф.

1053
Имрӯз тавоф асту тавоф асту тавоф,
Девона маоф асту маоф асту маоф.
Не ҷангу масоф асту масоф асту масоф,
Васл асту зифоф асту зифоф асту зифоф.

1054
Он тоқ, ки нест ҷуфташ андар офоқ,
Бо банда бибохт ҷуфту тоқе ба вифоқ.
Пас гуфт маро, ки: «Тоқ хоҳӣ ё ҷуфт?»,
Гуфтам: «Ба ту ҷуфту аз ҳама олам тоқ».

1055
Он кас, ки туро бидид, эй хушахлоқ,
Дар ҳол диҳад кавну маконро се талоқ.
Маҳро чӣ таровату Зуҳалро чӣ маҳал,
Бо талъати офтобат андар офоқ?!

1056
Эй доруйи фарбеҳиву ҷони ошиқ,
Фарбеҳ зи хаёли ту равони ошиқ.
Ширин зи даҳони ту даҳони ошиқ,

Ҷон бандаат, эй ҷону ҷаҳони ошиқ.

1057
Ҳар рӯз ба нав барояд ин дил бари ишқ,
Дар гардани мо дарафканад дафтари ишқ.
Ин хор аз он ниҳод ҳақ бар дари ишқ,
То дур шавад, ҳар кӣ надорад сари ишқ.

1058
Тамкину қарори ман кӣ дорад дар ишқ?
Мастию хумори ман кӣ дорад дар ишқ?
Ман дар талаби обу нигорам чун бод,
Пойи ману ёри ман кӣ дорад дар ишқ?

1059
Чун гашт тилисми ҷисми одам чолок,
Бо хок даромехта шуд гавҳари пок.
Он ҷисми тилисмро чу бишкаст афлок,
Хоке бар хок рафту поке бар пок.

1060
Ҳошо, ки шавад синайи ошиқ ғамнок,
Ё аз ҷази ишқ доманаш гардад чок.
Ҳошо, ки бихуфт ошиқе андар хок,
Пок аст, куҷо равад дар он олами пок.

1061
Хандид фараҳ, то бизанӣ ангуштак,
Гардид қадаҳ, то бизанӣ ангуштак.
Бинмудамат абрӯи худ аз зери ниқоб,
Чун қавси қузаҳ то бизанӣ ангуштак.

1062
Дар баҳри сафо гудохтам ҳамчу намак,
Не куфру на имон, на яқин монду на шак.
Андар дили ман ситорае пайдо шуд,
Гум гашт дар он ситора ҳар ҳафт фалак.

1063
Чун чанги худат бигирам андар бар танг,
В-аз пардайи ушшоқ барорам оҳанг.
Гар з-он ки дар обгина хоҳӣ зад санг,
Дар хидмати ту биёям инак ману санг.

1064
Он ҷо, ки иноят аст, чӣ сулҳу чӣ ҷанг,
В-он ҷо, ки ба акс аст, чӣ тасбеҳу чӣ ҷанг.
В-он кас, ки қабул аст, чӣ Румиву чӣ Занг,
Таслиму ризо бояд в-ар не сару санг.

1065
Дар домани ушшоқ зан, эй дилшуда чанг,
Мева зи дарахти хеш созад ованг.
Румӣ ба сӯйи Рум барад, занг ба Занг,
Ангур зи ангур ҳамегирад ранг.

1066
Мегардад ин рӯи ҷаҳон ранг ба ранг,
Аз парда ҳамебинад маъшуқаи шанг.
Ин ларзайи дилҳо ҳама аз маъшуқест,
К-аз ишқи вай аст нӯҳ фалак чун мо, данг.

1067
Якчанд миёни халқ кардем диранг,
З-эшон ба вафо на бӯй дидем, на ранг.
Он беҳ, ки ниҳон шавем, аз дидайи халқ,
Чун об дар оҳану чу оташ дар санг.

1068
Барзан ба сабӯйи суҳбати нодон санг,
Бар домани зиракони олам зан чанг.
Бо ноаҳлон макун ту як лаҳза диранг,
Ойина чу дар об ниҳӣ, гирад занг.

1069
Бо ҳиммати боз бошу бо кибри паланг,
Зебо ба гаҳи шикору пирӯз ба ҷанг.
Кам кун бар андалебу товус диранг,
К-он ҷо ҳама офат асту ин ҷо ҳама ранг.

1070
Он май, ки гушуд мурғи ҷонро пару бол,
Ҷонро бираҳонид зи сериву малол.
Соқӣ ишқ асту ошиқон моломол,
Аз ишқ пазируфтаву бар мост ҳалол.

1071
Мардо, манишин ба ҷуз ба паҳлӯйи риҷол,
Хуш бошад ойина ба паҳлуи сақол.
Ё раб, чӣ тараб дорад ҷон паҳлӯйи ҷон,
Он санг бувад фитода паҳлӯйи сафол.

1072
Ишқе дорам поктар аз оби зулол,
Ин бохтани ишқ маро ҳаст ҳалол.
Ишқи дигарон бигардад аз ҳол ба ҳол,
Ишқи ману маъшуқи маро нест завол.

1073
Пур аз айб аст ин ҷаҳон моломол,

Кай гунҷад дар ҷаҳон қумоши Даҷҷол?!
Шӯробаи талхи тирадил кай гунҷад?
Чун машки ҷаҳон пур аст аз оби зулол.

1074
Ишқе ба камолу дилрабое ба ҷамол,
Дил пурсухану забон зи гуфтан шуда лол.
З-ин нодиратар куҷо бувад ҳаргиз ҳол,
Ман ташнаву пеши ман равон оби зулол.

1075
Ин ишқ камол асту камол асту камол,
Ин нафс хаёл асту хаёл асту хаёл.
Ин нур ҷалол асту ҷалол асту ҷалол,
Имрӯз висол асту висол асту висол.

1076
Овоз гирифта аст, хурӯшон менол,
Зеро шунавост ёру воқиф аз ҳол.
Овози хурӯшону гулӯйи хаста
Нолон зи заволи хеш дар пеши камол.

1077
Асрори ҳақиқат нашавад ҳал ба савол,
Не низ ба дарбохтани ҳашмату ҳол.
То дидаву дил хун накунӣ панҷоҳ сол,
Аз қол касеро набувад роҳ ба ҳол.

1078
Кочӣ созӣ, ки рӯз барф асту ваҳал,
Донӣ, ки зи баҳри чист ин расму амал?
Яъне, ки ба сурат ар наму тар мирест,
Ин дар маънӣ наботу кочи асту асал.

1079
Умре ба ҳавас дар таку тоз омад дил,
То маҳрами рӯҳи дилнавоз омад дил.
Дар охири кор рафту ҷон пок бибохт,
Инсоф бидеҳ, ки покбоз омад дил.

1080
Ҳам шоҳиди дидаиву ҳам шоҳиди дил,
Эй дидаву дил зи нури рӯйи ту хиҷил.
Гӯянд: «Аз он ҳарду чӣ ҳосил кардӣ?»,
Омад, кӣ зи ушшоқ биҷӯяд ҳосил.

1081
Худ мумкини он нест, ки бардорам дил,
Он беҳ, ки ба савдойи ту биспорам дил.
Гар ман ба ғами ишқи ту наспорам дил,

Дилро чӣ кунам? Баҳри чаро дорам дил?

1082
Ҳошо, ки кунад дил ба дигар ҷо манзил,
Дур аз дили ман, ки гардад аз ишқ хиҷил.
Чашмам чу шукуфт ғайри оби ту нахӯрд,
Ҳам сурмаи дидаиву ҳам қуввати дил.

1083
Аз ман зару дил хостӣ, эй меҳргусил,
Ҳаққо, ки на ин дораму не он ҳосил.
Зар кӯ? Зар кай? Зар аз куҷо? Муфлису зар,
Дил кӯ? Дил кай? Дил аз куҷо? Ошиқу дил.

1084
Дар ишқ, наво ҷузв занад, он гаҳ гул,
Дар боғ нахуст ғӯра бувад, он гаҳ мул.
Ин аст, дило, қоида дар фасли баҳор,
Дар бонг шавад гурбаву он гаҳ булбул.

1085
Як нукта шунав зи банда, эй нақши чигил,
Ҳар чанд, ки роҳ аст зи дил ҷониби дил.
Дар чашми ту нестам, ту дар чашми манӣ,
Ту мардуми дидаию ман мардуми гил.

1086
Он кас, ки туро диду нахандид чу гул,
Аз ҷону хирад тиҳист монанди дуҳул.
Габри абадӣ бошад, к-ӯ шод нашуд,
Аз даъвати зулҷалолу дидори расул.

1087
Ҷоне дорам луҷуҷу сармасту фузул
В-он гаҳ ёре нозуку бесабру малул.
Аз ман сӯйи ёри ман расул аст худой
В-аз ёр ба сӯи ман худоест расул.

1088
Дар хомӯшӣ чаро шавӣ кунду малул,
Хӯ кун ба хамӯшӣ, ки усул аст, усул.
Худ ку хамӯшӣ? Он-к хамӯш мехонӣ,
Сад бонгу ғирев асту паём асту расул.

1089
Ҳаргиз набувад зи ояти Мӯсо қил,
К-аз ишқи вай аст пардаи муси-қил.
Овоз баланд кун, расон то даҳ мил,
Эй бонг, ту моҳиёни ҷонро чун Нил.

1090
Аз ақл далел ояду аз ишқ Халил,
Ин оби ҳаёт дону он оби сабил.
Дар чарх наёбӣ ту нишони ошиқ,
Дар чарх дарой ба нишонҳои раҳил.

1091
Ман ҳамчу касе нишаста бар аспе хом,
Дар саҳроеву асп бигсаста лигом.
Метозад чун мурғ, ки биҷаҳад аз дом,
То манзили ин асп кадом аст, кадом?

1092
Аз баҳри тамошойи яке муште хом,
Ҷӯшон шуда аз ҷӯшиш, қиннинаву ҷом.
Гар меноиву мегурезӣ зи зиҳом,
Эй моҳ, саре бурун кун аз равзани бом.

1093
Имшаб, ки ғами ишқ мудом аст, мудом,
Ҷому майи лаъл бо қавом аст, қавом.
Хуни ғаму андеша ҳалол аст, ҳалол,
Хобу ҳаваси хоб ҳаром аст, ҳаром.

1094
Имшаб, ки шароби ҷон мудом аст, мудом,
Соқӣ, шаҳу бода бо қавом аст, қавом.
Асбоби тараб ҷумла тамом аст, тамом,
Эй зиндадилон, хоб ҳаром аст, ҳаром.

1095
Ҳар чиз, ки он хушаст, наҳӣ аст мудом,
То май нашавад далели ин мардуми ом.
В-арна маю чангу сурати хубу самоъ,
Бар хос ҳалол гашту бар ом ҳаром.

1096
Он бода, ки бар халқ ҳаром аст, ҳаром,
Бар ҷони қаландаре мудом аст, мудом.
Ҳон, эй соқӣ, магӯ: «Тамом аст, тамом»,
Оғозу тамоми мо кадом аст, кадом?

1097
З-он бода, ки бар халқ ҳаром аст, ҳаром,
Бар ҷони муҷаррадон мудом аст, мудом.
Баррезу, магӯ, ки: «Ин тамом аст, тамом»,
Оғозу тамоми мо кадом аст? Кадом?!

1098
Он бода, ки бар ҷисм ҳаром аст, ҳаром,

Бар ҷони муҷаррадон мудом аст, мудом.
Даррезу магӯ, ки ин тамом аст, тамом,
Оғозу тамоми мо кадом аст, кадом?

1099
Имшаб, ки ҳамерасад зи дилдор салом,
Бар дидаву дил хоб ҳаром аст, ҳаром.
Монад ба сари зулфи ту, к-аз бӯйи хушат,
Меорад аттор зи бим аз дару бом.

1100
Имшаб, ки маҳи ишқ тамом аст, тамом,
Дилдор фурӯ карда сар аз гӯшаи бом.
Имшаб шаби бодаву суҷуд асту қиём,
Чун бода дами хоб ҳаром асту ҳаром.

1101
Як ҷуръа зи ҷоми ту тамом аст, тамом,
Ҷуз ишқи ту дар дилам кадом аст? Кадом?
Дар ишқи ту хуни дил ҳалол аст, ҳалол,
Осудагии ишқ ҳаром асту ҳаром.

1102
То оташу оби ишқ бишнохтаам,
Дар оташи дил чу об бигдохтаам.
Монанди рубоб дил бипардохтаам,
Бо захми захми ишқ хуш сохтаам.

1103
З-он дам, ки туро ба ишқ бишнохтаам,
Бас нарди ниҳон, ки бо ту ман бохтаам.
Бихром ту сармаст ба хиргоҳи дилам,
К-аз баҳри ту хиргоҳ бипардохтаам.

1104
Аз чашми ту сеҳри мутлақ омӯхтаам
В-аз ҳусни ту шамъи рӯҳ афрӯхтаам.
Аз ҳолати ман чашми бадон дӯхта бод,
Чун чашм ба рухсори ту мардӯхтаам.

1105
То занн набарӣ, ки аз ту бигрехтаам,
Ё бо дигаре ҷуз ту, даромехтаам.
Барбаста наям, зи асл ангехтаам,
Чун сел ба баҳри ёр даррехтаам.

1106
То хостаам, аз ту туро хостаам,
Аз ишқи ту хони ишқ оростаам.
Хобе дидам дӯш фаромӯшам шуд,

Ин медонам, ки маст бархостаам.

1107
Аз ғайрати ишқ ман вақеҳрӯ шудаам,
Хунхору малулу тунду бадхӯ шудаам.
Не, не, ки ман аз ишқу манам ошиқи ишқ,
Шери худро аҷаб, ки оҳу шудаам.

1108
Андар талаби дӯст ҳаме биштобам,
Умрам ба карон расиду ман дар хобам.
Гирам, ки висоли дӯст дархоҳам ёфт,
Ин умри гузаштаро куҷо дарёбам?!

1109
Дар баҳри хаёл ғарқаи селобам,
Не, балки ба баҳр мекашад селобам.
Эй дида, наям хоб, ман бандаи он-к,
Дар хоб бидонист, ки ман дар хобам.

1110
Эй наргиси пурхоб, рабудӣ хобам,
Эй лолаи сероб, бибурдӣ обам.
Эй сунбули пуртоб, зи ту дар тобам,
Эй гавҳари камёб, туро кай ёбам?

1111
Он кас, ки бибаст хоби моро баситам,
Ё раб, ту бибанд, хоби ӯро ба карам.
То фаҳм кунад марорати бехобӣ
В-андеша кунад ба ақл: «Ирҳам турҳам».

1112
Болойи сар ар даст занад ду дастам,
Эй дилбари ман, айб макун, сармастам.
Аз чанбараи замона берун растам
В-аз неку баду суду зиёнворастам.

1113
Мепиндорӣ, ки аз ғамонат растам,
Ё бе ту сабур гаштаму биншастам.
Ё раб, марасон ба ҳеҷ шодӣ дастам,
Гар як нафас аз дарди ту холӣ ҳастам.

1114
То занн набарӣ, ки аз ғамонат растам,
Ё бе ту сабур гаштаму биншастам.
Ман шарбати ишқи ту чунон хӯрдастам,
К-аз рӯзи азал то ба абад сармастам.

1115
Бар майкада вақф аст дили сармастам,
Ҷон низ сабили ҷом мекардастам.
Чун ҷону дилам ҳаме ба май пайвастам,
Ин ҳарду ба вай додаму аз ғам растам.

1116
Зоти ту зи айбҳо ҷудо донистам,
Мавсуф ба фарри кибриё донистам.
Ман дил чӣ кунам? Чун-к ба таҳқиқу яқин,
Худро чу шинохтам, туро донистам.

1117
Алмината-ил-лаҳ, ки ба ту пайвастам,
В-аз силсилаи банди фироқат растам.
Ман бодайи нестӣ чунон хӯрдастам,
К-аз рӯзи азал то ба абад сармастам.

1118
Эй роҳату оромгаҳи пайвастам,
То рӯйи ту дидам аз ҳаводис растам.
Дар маҷлиси ту гар қадаҳе бишкастам,
Сад соғари заррин бихарам бифристам.

1119
Як дам, ки зи дидори ту як сӯ афтам,
Аз васвасу андеша ба сад кӯ афтам.
Бар дидани рӯйи ту чунон гардонам,
К-аз ҷунбиши як мӯйи ту дар рӯ афтам.

1120
Шодӣ кардам, чу он гуҳар шуд ҷуфтам,
Чун мавҷ зи боду буди худ ошуфтам.
Ошуфта чу раъд сирри дарё гуфтам,
Чун абр тиҳӣ бар лаби дарё хуфтам.

1121
Боғе, ки ман аз баҳори ӯ бишкуфтам,
Бишкуфту намуд, ҳар чӣ ман мегуфтам.
Бо соғари иқбол чу кард ӯ ҷуфтам,
Сармаст шудам, сар биниҳодам, хуфтам.

1122
Лаб бастаму сад сухан хамӯшат гуфтам,
Дар гӯши дили ишвафурӯшат гуфтам.
Дар сар дорам, он-ч ба гӯшат гуфтам,
Фардо бинамоям, он-ч дӯшат гуфтам.

1123
Ман дӯш фироқро ҷафо мегуфтам,

Бо даҳри фироқпеша меошуфтам.
Худро дидам, ки бо хаёлат ҷуфтам,
Бо ҷуфти хаёли ту бирафтам, хуфтам.

1124
Чун мор зи афсуни касе мепечам,
Чун турраи ҷаъди ёр печопечам.
Валлаҳ, ки надонам ин чӣ печопеч аст,
Ин медонам, ки чун напечам, ҳечам.

1125
Дӯш аз сари мастӣ бихарошид рухам,
Он дам, ки зи рӯш лола мечид рухам.
Гуфтам: «Махарошаш, ки аз он рӯз, ки зод,
Аз қиблаи рӯи ту нагардид рухам».

1126
Ҷонро, ки дар ин хона висоқаш дорам,
Дил пеши ту буд ман нифоқаш дорам.
Чун чанд гаҳе нишаст кадбонӯйи ҷон,
Ишқи ту расид, се талоқаш додам.

1127
Шодам, ки зи шодийи ҷаҳон озодам,
Мастам, ки агар май нахӯрам, ман шодам.
Аз ҳолати ҳеч кас надорам боист
Ин дабдабайи хафйи муборак дорам.

1128
Онам, ки чу ғамхор шавам, ман шодам,
Он дам, ки хароб гаштаам, ободам.
Он лаҳза, ки сокину хамӯшам чу замин,
Чун раъд ба чарх мерасад фарёдам.

1129
Бегоҳ шуду зи бегаҳӣ ман шодам,
Имшаб қунуқ аст ёри фаррухзодам.
Рӯзу шаби дигар аст дар ишқ маро,
Ман з-ин шабу з-ин рӯз бурун афтодам.

1130
Мурдам зи ғами ишқ, даме бар мо дам,
То зиндайи ҷовид шавам, з-он як дам.
Гуфтӣ, ки: «Ба васл бо ту ҳамдам бошем»,
Кӯ? Бо кӣ? Куҷо? Шарм надорӣ ҳамдам?

1131
Ман низ чу ту оқилу ҳушёр будам,
Бо ҷумлайи ошиқон ба инкор будам.
Девонаву масти ҳой-ҳойӣ гоштам,

Гӯйӣ, ки ҳама умр дар ин кор будам.

1132
Хомӯш будӣ, фасонагӯят кардам,
Зоҳид будӣ, таронагӯят кардам.
Андар олам на ном будат, на нишон,
Биншондамат нишонагӯят кардам.

1133
Эй ҷону ҷаҳон, ҷону ҷаҳон гум кардам,
Эй моҳ, замину осмон гум кардам.
Май бар кафи ман манеҳ, бинеҳ бар даҳанам,
К-аз мастии ту роҳи даҳон гум кардам.

1134
Бо зулфи ту гар дастдарозӣ кардам,
Валлаҳ, ки ҳақиқат, на маҷозӣ кардам.
Ман дар сари зулфи ту бидидам дили хеш,
Ман бо дили хеш ишқбозӣ кардам.

1135
Рӯзе ба харобот гузар мекардам,
Ин далқи башардӯхт, бадар мекардам.
Ҳар кас назаре ба ҷонибе мекарданд,
Ман бе назари хеш назар мекардам.

1136
Онҳо, ки ба пеш дилситон мекардам,
Чун бадмаст дастфишон мекардам.
Ҳарчанд зи рӯи лутф ӯ хуш хандид,
Охир ба чӣ рӯй, ончунон мекардам?

1137
Онҳо, ки ба пеш дилситон мекардам,
Чун бадмаст дастфишон мекардам.
Ҳарчанд зи рӯи лутф ӯ хуш хандид,
Охир ба чӣ рӯй, ончунон мекардам?

1138
Аз фарри ту ман баландқад мегардам
В-аз ишқи ту ман яке ба сад мегардам.
То ту ту будӣ, ба гирди ту мегаштам,
Чун ман ту шудам, ба гирди худ мегардам.

1139
Аз ишқи ту ман баландқад мегардам,
В-аз шавқи ту ман яке ба сад мегардам.
Гӯянд маро: «Ба гирди ӯ мегардӣ»,
Эй бехабарон, ба гирди худ мегардам.

1140
Ангураму дар зери лагад мегардам,
Ҳар сӯй, ки ишқ мекашад, мегардам.
Гуфтӣ, ки: «Ба гирди ман чаро мегардӣ?»,
Гирди ту наям, ба гирди худ мегардам.

1141
Аз ҷӯйи хушоби дӯст обе хӯрдам,
Хуш кардаму хуш хӯрдаму хуш овардам.
Худро бар ҷӯш, осиёе кардам,
То оби ҳаёт меравад, мегардам.

1142
Рӯзе ба харобoти ту май мехӯрдам,
Ин хирқайи обу гил бадар мекардам.
Дидам зи харобoти ту олам маъмур,
Маъмуру хароб аз он чунин мегардам.

1143
Дил дод маро, ки дилситонро бизадам,
Онро, ки навохтам, ҳамонро бизадам.
Ҷоне, ки бад-ӯ зиндааму хандонам,
Девона шудам, чунон-к ҷонро бизадам.

1144
Аз шӯри ҷунун рашки ҷинонро бизадам,
З-ошуфтадилӣ роҳати ҷонро бизадам.
Дил дод маро, ки дилситонро бизадам
В-онро, ки навохтам, ҳамонро бизадам.

1145
Аз матбахи ғамҳош бало мерасадам,
Ҳар лаҳза ба сад гуна або мерасадам.
Бӯйи ҷигари сӯхта ҳар дам заданӣ,
Бар моидаи ғам аз куҷо мерасадам.

1146
Овози Сирофили тараб мерасадам,
Аз хоки фано бар осмон мебарадам.
Касро хабаре нест, ки бар ман чӣ расад,
З-он бохабаре, ки бехабар мерасадам.

1147
То рӯйи ту дидам, аз ҷаҳон сер шудам,
Рӯбоҳ будам, зи фарри ту шер шудам.
Эй пой ниҳода бар сари халқ зи кибр,
Ин низ бияндеш, ки сарзер шудам.

1148
Ишқи ту гирифт остин, мекашадам

В-андар пайи ёри ростин мекашадам.
В-он гаҳ гӯӣ: «Дароз то чанд кашӣ?!»,
Бо шавқ бигӯ, ки: «Ҳамчунин мекашадам».

1149
Ман пир шудам, пир на з-айём шудам,
Аз нозиши маъшуқайи худком шудам.
Дар ҳар нафасе пухта шудам, хом шудам,
Дар ҳар қадаме дона шудам, дом шудам.

1150
То шамъи ту барфурӯхт, девона шудам,
Бо сабр зи дидани ту бегона шудам.
Дар рӯйи ту беқарор шуд мардуми чашм,
Яъне, ки парӣ дидаму девона шудам.

1151
З-ин гуна, ки ман ба нестӣ хурсандам,
Чандин чӣ диҳед бахри пастӣ пандам?
Рӯзе, ки ба теғи нестӣ бикшандам,
Гиряндаи ман кист? Бирав, механдам.

1152
Аз хеш ба ҷастан орзу мекардам,
Озод нишастан орзу мекардам.
Дар банди мақомот ҳамебудам ман,
В-он банд шикастан орзу мекардам.

1153
Девона наям, валек мехонандам,
Бегона наям, валек меронандам.
Ҳамчун асасон ба ҷаҳд дар нимашабон,
Мастанд, вале чу рӯз медонандам.

1154
Соқӣ! Имрӯз дар хуморат будам,
То шаб, ба худо, дар интизорат будам.
Май дардеҳу аз доми ҷаҳонам бираҳон,
Имшаб, чу ба рӯз ман шикорат будам.

1155
Аз рӯйи ту ман ҳамеша гулшан будам,
В-аз дидани ту ду дида рӯшан будам.
Ман мегуфтам: «Чашми бад аз рӯи ту дур»,
Ҷоно, магар ин чашми бадат ман будам?

1156
Мепиндорам, ки ман ба фармони худам,
Ё як нафасу ним нафас они худам.
Монанди қалам пеши қаламрони худам,

Чун гӯй асири мири чавгони худам.

1157
З-аввал, ки ҳадиси ошиқӣ бишнудам,
Ҷону дилу дида дар раҳаш фарсудам.
Гуфтам, ки: «Магар ошиқу маъшуқ дуанд?»,
Худ ҳар ду яке бувад, ман аҳвал будам.

1158
Дар боғ шудам, сабӯҳу гул мечидам
В-аз дидани боғбон ҳаме тарсидам.
Ширин сухане зи боғбон бишнидам,
Гулро чӣ маҳал? Ки боғро бахшидам.

1159
Ин гардишро зи ҷони худ дуздидам,
Пеш аз қолаб ба ҷон чунин гардидам.
Гӯянд маро: «Сабру сукун авлотар»,
Ин сабру сукунро ба шумо бахшидам.

1160
Дар кӯйи харобот нигоре дидам,
Ишқаш ба ҳазор ҷону дил бихридам.
Бӯйи расани ду зулфи ӯ бишнидам,
Дасти тамаъ аз ҳар ду ҷаҳон бибридам.

1161
Бо саркашии ишқ агар сар дорам,
Биллоҳу ба савганд, ки бас сардорам.
Рӯзе, ки чу Мансур кунӣ бар дорам,
Ҳар дам хабаре орад, аз он сар дорам.

1162
Ман бандайи «Қуръон»-ам, агар ҷон дорам,
Ман хоки раҳи Муҳаммади мухторам.
Гар нақл кунад ҷуз ин кас аз гуфторам,
Безорам аз ӯ в-аз ин сухан безорам.

1163
Ман ишқи туро ба ҷойи имон дорам,
Ҷон нашкебад зи ишқ, то ҷон дорам.
Гуфтам: «Ду-се рӯз заҳмат аз ту бибарам»,
Натвонистам, аз ту чӣ пинҳон дорам.

1164
Эй бонги рубоб, аз ту тобе дорам,
Ман низ даруни дил рубобе дорам.
Бармагзар, соате дарову бинишин,
Меҳмон шав, гӯшайи харобе дорам.

1165
Ишқ аст сабӯҳу ман бад-ӯ бедорам,
Ишқ аст баҳору ман бад-ӯ гулзорам.
Савганд ба ишқе, ки адӯи кор аст,
К-он рӯз, ки бекор наям, бекорам.

1166
Берун зи ду кавн ман мураде дорам,
Бе шодиҳо равони шоде дорам.
Бигшой ба ханда он лабони худро,
Зеро зи гушоди он, гушоде дорам.

1167
Эй дӯст, шикораму шикоре дорам,
Бекораму бас шигарф коре дорам.
Гуфтӣ: «Сари сарбуридани ман дорӣ»
Оре, дорам, нигор, оре дорам.

1168
Ман гурснаам, нишоти серӣ дорам,
Рӯбоҳаму ному нанги шерӣ дорам.
Нафсест маро, ки аз хаёле бирамад,
Онро мангар, ҷони далере дорам.

1169
Носоз аз инам, ки созе дорам,
Бадхӯй аз инам, ки ниёзе дорам.
Дар сурати чуғд шоҳбозӣ дорам,
Дар айни фано умри дарозе дорам.

1170
Гуфтам: «Ба фироқ муддате бигзорам,
Бошад, ки пушаймон шавад он дилдорам».
Бас нӯшидам зи сабру бас кӯшидам,
Натвонистам, аз ту чӣ пинҳон дорам.

1171
Ошиқ гаштам, гуфт: «Бар асрорам»,
Мурғе, ки парид, чун нигоҳаш дорам?!
Эй булбули маст, дар хумори чаманӣ,
Чандон гуфтам, ки маст шуд гуфторам.

1172
Бекор шудам, эй ғами ишқат корам,
Дар бекорӣ тухми вафо мекорам.
Ман сурати васл метарошам шабу рӯз,
Бо хотири чун теша, магар наҷҷорам.

1173
рғушбаку қийирбаку солорам,

Бонусрату боҳиммату боисҳорам.
Гар кӯҳи аҳад ба хасмиям бархезад,
Кӯҳро зи сари найза зи ҷо бардорам.

1174
Гӯйӣ, ки ба тан дуру ба дил бо ёрам,
Зинҳор, мапиндор, ки ман бо ёрам.
Гар нақши хаёли худ бубинӣ рӯзе,
Фарёд кунӣ, ки ман зи дил безорам.

1175
Дӯш омада буд аз сари лутфе ёрам,
Шабро гуфтам: «Фош макун асрорам».
Шаб гуфт: «Пасу пеш нигаҳ кун охир,
Хуршед ту дорӣ, зи куҷо субҳ орам?»

1176
Дар ишқи ту гар дил бидиҳам, ҷон бибарам,
Ҳар чӣ бидиҳам, ҳазор чандон бибарам.
Чавгони сари зулфи ту гар даст диҳад,
Аз ҷумла ҷаҳон, гӯй зи майдон бибарам.

1177
ар ман ба дари саройи ту кам гузарам,
Аз бими ғаюрони ту бошад ҳазарам.
Ту худ ба дилам дарӣ, чу фикрат шабу рӯз,
Ҳар гаҳ, ки туро ҷӯям, дар дил нигарам.

1178
Гуфтам, ки: «Зи чашми халқ бодарди сарам»,
То заҳмати худ зи чашми халқон бибарам.
Ӯ дар тани чун хаёли ман шуд, чу хаёл,
Яъне, ки зи чашмҳо кунун дуртарам.

1179
Имрӯз ҳамарӯза ба пеши назарам,
Ӯ буд аз он харобу зеру забарам.
Аз ғояти ҳозире чунон маҳҷурам,
В-аз қуввати он бохабаре, бехабарам.

1180
Даҳ динорам бигуфтӣ аввал ба карам
В-он гаҳ се аз ӯ боз гирифтӣ ба қалам.
З-он ҳафт ду ҷав намедиҳӣ акнун ҳам,
Аз ҳеч се динор чаро кардӣ кам?!

1181
Ман сар биниҳам, манеҳ ту, эй кони карам,
К-имрӯз ман аз ту, эй санам, масттарам.
Савганд хӯрам, агар ту бовар накунӣ,

Савганд чаро хӯрам? Чаро май нахӯрам?

1182
Гар моҳ шавӣ, ба осмон кам нигарам,
В-ар бахт шавӣ, рахт ба кӯят набарам.
З-ин беш агар ба як пашизат бихарам,
Фармой, ки чун мор бикӯбанд сарам.

1183
Аз дӯстиат хуни ҷигарро бихӯрам,
Ин мазлумаро то ба қиёмат бибарам.
Фардо, ки қиёмат ошкоро гардад,
Ту худ талабиву ман ба рӯят нигарам.

1184
То чанд чу даф дасти ситамҳот хӯрам?
Ё ҳамчу рубоб захми ғамҳот хӯрам?
Гуфтӣ, ки: «Чу чанг дар барат бинвозам»,
Ман нойи ту нестам, ки дамҳот хӯрам.

1185
Азбаски ба наздики туам, ман дурам,
В-аз ғояти омезиши ту маҳҷурам.
В-аз касрати пайдоиш кай мастурам,
В-аз сиҳҳати бисёр чунин ранҷурам.

1186
Чун медонӣ, ки аз накӯйӣ дурам,
Гар бигрезам зи некӯвон маъзурам.
Ӯ ҳамчу асокаш асту ман нобино,
Ман гом ба худ намезанам, маъмурам.

1187
Гар чарх пур аз нола кунам, маъзурам,
В-ар дашт пур аз жола кунам, маъзурам.
Ту ҷони маниву медавам дар пайи ту,
Ҷонро чу ба дунбола кунам, маъзурам.

1188
Ман сер наям, вале зи серон серам,
Бар хоки дарат зи оби ҳайвон серам.
Имон ба ту дораму зи ҷон баргаштам,
Монандайи мулҳидон ман аз ҷон серам.

1189
Баҳри ту занам наво, чу най баргирам,
Кӯйи ту кунам гузар, чу пай баргирам.
Чандин караму лутф, ки бо ман кардӣ,
Андар ду ҷаҳон дил аз ту кай баргирам?!

1190
Гар ранҷ диҳад, ба ҷойи бахташ гирам
В-ар банд ниҳад, ба ҷойи тахташ гирам.
З-он ноз кунад сахт, ки чун бозояд,
Сахташ гирам, азим сахташ гирам.

1191
Гар ҷанг кунад, ба ҷойи чангаш гирам
В-ар хор кунад, ба ному нангаш гирам.
Бар ман донӣ, танг чаро мегирад?
То чун ба барам ояд, тангаш гирам.

1192
Аз баҳри ту гар ҷон бидиҳам, хуш мирам,
В-ар бандайи бандайи туам, хуш мирам.
Девонайи он ду зулфи чун занҷирам,
Мадҳуши ду чашми ҷодуйи Кашмирам.

1193
Гуфтам ба фироқ муддате бигзорам,
Бошад, ки пушаймон шавад, он дилдорам.
Бас нӯшидам зи сабру бас кӯшидам,
Натвонистам аз ту чӣ пинҳон дорам.

1194
Ман ошиқӣ аз камоли ту омӯзам,
Байту ғазал аз ҷамоли ту омӯзам.
Дар пардайи дил хаёли ту рақс кунад,
Ман рақс ҳам аз хаёли ту омӯзам.

1195
Гар дил диҳаму аз сари ҷон бархезам,
Ҷон бозаму аз ҳарду ҷаҳон бархезам.
Ман банда ба хӯйи ту намедонам зист,
Мақсуди ту чист? То аз он бархезам.

1196
Хоҳам, ки зи ишқи ту зи ҷон бархезам
В-аз баҳри ту аз ҳарду ҷаҳон бархезам.
Хуршеди ту хоҳам, ки ба борон бирасад,
Чун абр зи пеши ту аз он бархезам.

1197
Кардӣ ту қабулу ман зи рад метарсам,
Дар хидмати ту зи чашми бад метарсам.
Аз бими заволи офтоби ҳуснат
Ҳаққо, ки ман аз сояи худ метарсам.

1198
Бар ёди лабат лаъли нигин мебӯсам,

Онам чу ба даст нест, ин мебӯсам.
Дастам чу ба осмони ту менарасад,
Меорам саҷдаву замин мебӯсам.

1199
Бар бӯйи вафо дастзанонат бошам,
Дар вақти ҷафо дастгазонат бошам.
Бо ин ҳама андешакунонат бошам,
То ҳукми ту чист, то чунонат бошам.

1200
Гоҳ аз ғами дилбарон бар оташ бошам,
Гоҳ аз пайи дӯстон мушавваш бошам.
Охир ба чӣ хуррамӣ занам роҳи нишот?!
Охир ба кадом дилхушӣ хуш бошам?!

1201
Аз сунъ бароям, бари сонеъ бошам,
ҳошо, ки забуни ҳеч монеъ бошам.
Чун матбахи ҳақ зи лут moломол аст,
То чанд ба оби гарм қонеъ бошам.

1202
Ишқ омаду гуфт, то бари ӯ бошам,
Рухсораи ақлу рӯҳро бихрошам.
Меомаду ман ҳамешудам, то акнун
Ин бор наёмадам, ки он ҷо бошам.

1203
Гоҳе зи ҳавас дастзанон мебошам,
Гоҳ аз дурӣ дастгазон мебошам.
Дар об кунам даст, ки маҳро гирам,
Маҳ гӯяд: «Ман дар осмон мебошам».

1204
Умре рухи якдигар бидидем ба чашм,
Имрӯз, ки дар ҳам нигаридем ба чашм.
Аҳволи дили хештан аз бими рақиб,
Гуфтем ба абрӯву шунидем ба чашм.

1205
Дар чашмаи дил маҳе бидидем ба чашм,
З-он чашма басе об кашидем ба чашм.
З-он рӯз бигард гирди он чашмаи дил,
Монандаи дил ҳамедавидем ба чашм.

1206
Аз баҳри ту сад бор маломат бикашам,
Гар бишканам ин аҳд, ғаромат бикашам.
Гар умр вафо кунад, ҷафоҳойи туро

Дар дил дорам, ки то қиёмат бикашам.

1207
Дар чанги туам, буто, дар он чанг хушам,
Гар ҷанг кунӣ, бикун, дар он ҷанг хушам.
Нанг аст маломат раҳи ишқи туро,
Ман ном гарав кардаму бо нанг хушам.

1208
Аз саври фалак шири вафо медӯшам,
Ҳарчанд ки аз панҷайи ӯ бихрӯшам.
Ҳарчанд ки дӯш ҳалқа буд дар гӯшам,
Имшаб ба худо, ки хуштар аст аз дӯшам.

1209
Ман нойи туам, аз лаби ту менӯшам,
То нахрӯшӣ, ҳар ойина бихрӯшам.
Он лаҳза, ки хомӯшам аз он хомӯшам,
То найшакарат баҳри хасе нафрӯшам.

1210
То косаи дӯғи хеш бошад пешам,
Валлаҳ, ки з-ангубини кас н-андешам.
В-ар бебаргӣ, ба марг молад гӯшам,
Озодиро ба бандагӣ нафрӯшам.

1211
Омад бути хуш, арбадайи майкешам,
Биншаст чу як тунги шакар дар пешам.
Бар бар биниҳод барбату абрешим,
Ин парда ҳаме зад, ки хушу бехешам.

1212
Онро, ки ба хилват бинишонад ин ғам,
Берун кашад аз сараш либоси одам.
Ҷонест аҷаб, не талабу не матлуб,
Ҳамдам кӣ бувад варо, ки бигсасташ дам.

1213
Ишқаст қадаҳу аз қадаҳаш хушҳолам,
Ӯрост арӯсеву манаш табболам.
Савганд бад-он ишқ, ки баттол кунад,
К-он рӯз, ки баттол наям, баттолам.

1214
Аз ишқи ту гаштам арғунуни олам
В-аз захмаи ту фош шуда аҳволам.
Монандаи чанг шуд ҳама ашколам,
Ҳар парда, ки мезанӣ маро, менолам.

1215
Эй, аз ту бурун зи хонҳо ҷойи дилам
В-эй талхии ранҷҳот ҳалвойи дилам.
Моро зи ғамат шикояте нест, валек
Хуш меояд, ки бишнавӣ войи дилам.

1216
Шуд гулшани рӯйи ту тамошойи дилам,
Шуд талхии ҷаврҳот ҳалвойи дилам.
Моро зи ғамат шикояте нест, валек
Завқе дорам, ки бишнавӣ войи дилам.

1217
Рӯят бинам, бадр ман онро донам
В-он ҷо, ки туйӣ, садр ман онро донам.
В-он шаб, ки туро бинам, эй равнақи ид,
Дар умри шаби қадр ман онро донам.

1218
Ман бар сари кӯят остин гардонам,
Ту пиндорӣ, ки ман туро мехонам.
Не, не, рав, рав, ки ман туро медонам,
Худ расми ман аст, к-остин ҷунбонам.

1219
Ман одату хӯйи он санам медонам,
Ӯ оташу ман чу равағанам, медонам.
Аз нури латифи ӯст, ҷон мебинад,
Он дуд ба гирди ӯ манам, медонам.

1220
Ҷонӣ, ки дар ӯ дусад ҷаҳон, медонам,
Гӯйӣ, ки фалон асту фалон, медонам.
Ӯ шоҳиди ҳазрат асту ҳақ нек ғаюр,
Ҳар чашм, ки баста гашт аз он, медонам.

1221
Ҷонӣ, ки дар ӯ дусад ҷаҳон, медонам,
Гӯйӣ, ки фалон асту фалон, медонам.
Ӯ шоҳиди ҳазрат асту ҳақ нек ғаюр,
Ҳар чашм, ки баста гашт аз он, медонам.

1222
Гуфтам, ки: «Магар ғамат бувад дармонам»,
Кай донистам, ки бо ғамат дар монам?
Ӯ аз сари лутф гуфт: «Дармони ту чист?»,
Гуфтам: «Васлат». Гуфт: «Бад-ин дармонам».

1223
Гуфтам, ки: «Дил аз ту барканам, натвонам,

Ё бе ғами ту даме занам, натвонам».
Гуфтам, ки: «Зи дил бурун кунам савдоят»,
Эй хоҷа, агар мард манам, натвонам.

1224
Асрор зи даст дод менатавонам,
Ӯро ба сазо гушод менатавонам.
Чизест дарунам, ки маро хуш дорад,
Ангушт бар ӯ ниҳод менатавонам.

1225
Ман як ҷонам, ки сад ҳазор аст танам,
Чун ҷумла манам, зи ғайри худ дам назанам.
Чун мавҷ баровардам сар аз тани хеш,
Некӯ бинигар, ҳаст сарам айни танам.

1226
Ман як ҷонам, ки сад ҳазор аст танам,
Чӣ ҷону чӣ тан, ки ҳарду ҳам хештанам,
Худро ба такаллуф дигаре сохтаам,
То хуш бошад, он дигареро, ки манам.

1227
Ман як ҷонам, ки сад ҳазор аст танам,
Лекин чӣ кунам, чу банд дорад даҳанам.
Дидам ду ҳазор халқ, к-он ман будам,
З-он ҷумла надидаам якеро, ки манам.

1228
Фонӣ шудаму парид аҷзои танам,
Бар чарх, ки бар чарх буд аввал ватанам.
Мастанду хушанду майпарастанд ҳама,
Дар ғайб аз ин ваҳшату зиндон, ки манам.

1229
Ман аҳди шикаста бар шикасте бизанам
В-аз ишва раҳи ишвапарастӣ бизанам.
Имрӯз, ки арвоҳ ба рақс омадаанд,
Номус фурӯд ораму дасте бизанам.

1230
Имшаб ҳама шаб нишаста андар ҳузнам,
Фардо биравам манораро корд занам.
Хашмолуд аст, агар чӣ бо мост санам,
Дар чоҳ расидаам, вале беватанам.

1231
Гар чарх занам, гирди ту хуршед занам
В-ар табл занам, навбати ҷовид занам.
Чун ҳориси чӯбакзани боми ту шавам,

Ҷӯбак ҳама бар тораки Ноҳид занам.

1232
Соқӣ чу диҳад бодайи хумро, чӣ кунам?
Чун бӯса талаб кунад, маҳафзо, чӣ кунам?
Имрӯз чу ҳозир аст иқболи висол,
Гар гӯл наям, ҳадиси фардо чӣ кунам?

1233
Ман ғайри туро гузин надорам, чӣ кунам?
Дармони дили ҳазин надорам, чӣ кунам?
Гуфтӣ, ки: «Зи чарх то ба кай чарх занем?!»,
Ман кори дигар ҷуз ин надорам, чӣ кунам?!

1234
Ман ошиқи рӯйи ту нигорам, чӣ кунам?!
В-аз чашми хуши ту шармсорам, чӣ кунам?!
Ҳар лаҳза яке шӯр барорам, чӣ кунам?!
Валлаҳ, ба худо, хабар надорам, чӣ кунам?!

1235
Лайлам, ки наҳор накунад, ман чӣ кунам?!
Бахтам, ки савор накунад, ман чӣ кунам?
Гуфтам, ки: «Ба давлате ҷаҳонро бихарам»,
Иқбол чу ёрӣ накунад, ман чӣ кунам?!

1236
Афтод маро аҷаб шикоре, чӣ кунам?
В-андар сарам афканд хуморе, чӣ кунам?
Солусаму зоҳидам, валекин дар роҳ
Гар бӯса диҳад маро нигоре, чӣ кунам?

1237
Гуфтам: «Саги нафсро магар пир кунам,
Дар гардани ӯ зи тавба занҷир кунам».
Занҷирдарон шавад, чу бинад мурдор,
Бо ин саги нафс ман чӣ тадбир кунам?!

1238
Дар оташи хеш чун даме ҷӯш кунам,
Хоҳам, ки туро даме фаромӯш кунам.
Гирам ҷоме, ки ақл беҳуш кунам,
Дар ҷом дароиву туро нӯш кунам.

1239
Ман қоидаи дарду даво мешиканам,
Ман қоидаи ҷавру ҷафо мешиканам.
Дидӣ, ки ба сидқ тавбаҳо мекардам,
Бингар, ки чӣ гуна тавбаҳо мешиканам.

1240
Бо мулки ғамат чаро такаббур накунам?!
В-аз ғулғулаат ҷаҳон чаро пур накунам?!
Пеши карами кафат чу дарё каф буд,
Чун аз кафи ту кафаш пур аз дур накунам?!

1241
Дилро зи висоқи сина овора кунам,
Бар санг занам, сабӯйи худ пора кунам.
Гар пора кунам ҳазор гавҳар зи ғамат,
Рӯзе онро зи лаъли ту чора кунам.

1242
Имрӯз яке гардиши мастона кунам
В-аз косаи сар соғару паймона кунам.
Имрӯз дар ин шаҳр ҳамегардам маст,
Меҷӯям оқиле, ки девона кунам.

1243
Бо дард бисоз, чун давойи ту манам,
Дар кас мангар, ки ошнойи ту манам.
Гар кушта шавӣ, магӯ, ки ман кушта шудам,
Шукрона бидеҳ, ки хунбаҳойи ту манам

1244
То кай зи замона рангу бӯро бинам,
Вақт аст, ки он латифхӯро бинам.
Дар вай нигарам, хаёли худро бинам,
Дар худ нигарам, хаёли ӯро бинам.

1245
Гар дил талабам, бар сари кӯят бинам,
В-ар ҷон талабам, бар сари мӯят бинам.
Аз ғояти ташнагӣ агар об хӯрам,
Дар об ҳамон хаёли рӯят бинам.

1246
То занн набарӣ, ки ман камат мебинам,
Бе заҳмати дида ҳар дамат мебинам.
Дар ваҳм наёяду сифат натвон кард,
Он шодиҳо, ки аз ғамат мебинам.

1247
Ман чашми туро баста ба кин мебинам,
Акнун чӣ кунам, ки ҳамчунин мебинам.
Бигзар ту зи хуршед, ки он бар фалак аст,
Хуршед нигар, ки дар замин мебинам.

1248
Омадшуди худ ба кӯйи ту мебинам,

Майли дилу дида сӯйи ту мебинам.
Гирам, ки ҳама ҷурми ҷаҳон ман кардам,
Охир на ҷаҳон ба рӯйи ту мебинам.

1249
Чандон ки ба кори худ фурӯ мебинам,
Бедидагии хеш накӯ мебинам.
То заҳмати чашми худ чӣ хоҳам кардан,
Акнун, ки ҷаҳон ба чашми ӯ мебинам.

1250
Моҳе фориғ зи чордаҳ мебинам,
Бе чашм ба сӯи моҳ раҳ мебинам.
Гуфтӣ, ки: «Аз-ӯ ҳама ҷаҳон об шудаст»,
О ваҳ, ки дар ин об чӣ маҳ мебинам

1251
Дар ҳар фалаке мардумаке мебинам,
Ҳар мардумакашро малаке мебинам.
Эй аҳвал, агар яке ту ду мебинӣ,
Бар акси ту ман дуро яке мебинам.

1252
То зан(н) набарӣ, ки ман дувӣ мебинам,
Ҳар лаҳза футӯҳе ба навӣ мебинам.
Ҷону дили ман ҷумла туйӣ, медонам,
Чашму сари ман ҳама туйӣ, медонам.

1253
Дилдор чу дид хаставу ғамгинам,
Омад, хандон нишаст бар болинам.
Хорид сарам, бигуфт: «К-эй мискинам»,
Ҳам менадиҳад дил, ки чунинат бинам.

1254
Гар хуб кунӣ рӯйи маро, хуби туам
В-ар ҷанг кунӣ чу чӯб ҳам, чӯби туам.
Гар пора кунӣ зи ранҷ, Айюби туам,
Эй Юсуфи рӯзгор, Яқуби туам.

1255
Гар кибр бихӯрдаам, ки сармасти туам,
Маштоб ба куштанам, ки дар дасти туам.
Гуфтӣ, ки: «Замини ҳақ фарох аст, фарох»,
Эй ҷон, ба куҷо равам, ки побасти туам?!

1256
Магрез зи ман, ки ман харидори туам,
Дар ман бинигар, ки нури дидори туам.
Дар кори ман о, ки равнақи кори туам,

Безор машав зи ман, ки безори туам.

1257
Дашномам деҳ, ки масти дашноми туам,
Масти сақати хуши хушошоми туам.
Заҳроба биёр, то бинӯшам чу шакар,
Ман роми туам, роми туам, роми туам.

1258
Ҳам мастаму ҳам бодаи мастони туам,
Ҳам офати ҷони зердастони туам.
Чун нест шудам, кунун зи ҳастони туам,
Гуфтӣ, ки: «аласт», аз аластони туам.

1259
То ҷон дорам, бандаи марҷони туам,
Дилҷамъ аз он ҷаъди парешони туам.
Эй ной, бинол, ки масти афғони туам
В-эй чанг, хамӯш макун, ки меҳмони туам.

1260
Эй он-к чу моҳ ман гудозони туам
Нойӣ бари ман шабе, ки меҳмони туам.
Гӯйӣ: «Ба яқин бидон, ки ман они туам,
Нак зинда кунам туро, ки ман ҷони туам».

1261
Гар дарёйӣ, моҳии дарёйи туам,
В-ар саҳройӣ, оҳуи саҳройи туам.
Дар ман медам, бандайи дамҳойи туам,
Сурнойи ту, сурнойи ту, сурнойи туам.

1262
Қавме, ки чу офтоб доранд қудум,
Дар сидқ чу оҳананду дар лутф чу мум.
Чун панҷайи шеронаи худ бигшоянд,
Не парда раҳо кунанду не нақшу русум.

1263
Занбӯр наям ман, ки ба дуде биравам,
Ё ҳамчу парӣ ба бӯйи уде биравам.
Ё сели шикаста, то ба рӯде биравам,
Ё ҳирс, ки дар ишваи суде биравам.

1264
Бар шоҳи Ҳабаш занему бар қайсари Рум,
Пешонии шер барнависем руқум:
Мо оҳани лашкари Сулаймони худем,
Ҷуз дар кафи Довуд нагардем чу мум.

1265
Овози ту бишнавам, хушовоза шавам,
Чун лутфи худо беҳаду андоза шавам.
Сад бор харидаиву ман мулки туам,
Як бори дигар бихар, ки то тоза шавам.

1266
Бӯйи даҳани ту аз чаман мешунавам,
Ранги ту зи лолаву суман мешунавам.
Ин ҳам чу набошадам, лабон бикшоям,
То номи ту мегӯяду ман мешунавам.

1267
Аз бод ҳама паёми ӯ мешунавам
В-аз булбули маст номи ӯ мешунавам.
Ин нақши аҷаб, ки дидаам бар дари дил,
Овозайи он зи боми ӯ мешунавам.

1268
Аз булбули сармаст навое шунавам
В-аз бод самоъи дилрабое шунавам.
Дар об ҳама хаёли ёре бинам,
В-аз гул ҳама бӯйи ошное шунавам.

1269
Бихрӯшидам, гуфт: «Хамӯшат хоҳам»,
Хомӯш шудам, гуфт: «Хурӯшат хоҳам».
Барҷӯшидам, гуфт, ки: «Не, сокин бош»,
Сокин шудам, гуфт: «Ба ҷӯшат хоҳам».

1270
Ман гардонам, мутриби гардон хоҳам,
Ман Зуҳраи гарданда чу Кайвон хоҳам.
Ҷонам, ҷонам, зи сурат ҷон хоҳам,
Ман чуғд наям, ки шаҳри вайрон хоҳам.

1271
Он хушсуханон, ки мо бигуфтем ба ҳам,
Дар дил дорад нуҳуфта ин чархи бахам.
Як рӯз чу борон кунад ӯ ғаммозӣ,
Баррӯяд сирри мо зи саҳни олам.

1272
Дастораму ҷуббаву сарам, ҳар се ба ҳам,
Қимат карданд, ба як дирам чизе кам,
Нашнидастӣ ту номи ман дар олам,
Ман ҳеҷ касам, ҳеҷ касам, ҳеҷ касам.

1273
Ман хоки туро ба чархи аъзам надиҳам,

Ғамҳои туро ба ҳарду олам надиҳам.
Нақши худро сабили халқон кардам,
Аз нақши ту ман об ба одам надиҳам.

1274
Ман дарди туро ба ҳеҷ марҳам надиҳам,
Як мӯйи туро ба ҳарду олам надиҳам.
Гуфтам: «Ҷонро ба ёри маҳрам надиҳам»,
Аз гуфтайи худ беш диҳам, кам надиҳам.

1275
То тарки дили хеш нагирӣ, надиҳам
В-он чи-т гуфтам, то напазирӣ, надиҳам.
Ҳаёт бигузор, хештан мурда масоз,
Ҷону сари ту, ки то намирӣ, надиҳам.

1276
Ман муҳри ту бар тораки афлок ниҳам,
Дасти ситамат бар дили ғамнок ниҳам.
Ҳар ҷо, ки ту бар рӯйи замин пой ниҳӣ,
Пинҳон биравам, дида бар он хок ниҳам.

1277
Сар дар сари хоки остони ту ниҳам,
Дил дар хами зулфи дилситони ту ниҳам.
Ҷонам ба лаб омадааст, лаб пеши ман ор,
То ҷон ба баҳона дар даҳони ту ниҳам.

1278
Гар шод бибинамат, бар-ин дида ниҳам
В-аз дида, бар ин рухи писандида ниҳам.
Бар арари зебот тавофе дорам,
Гар рӯй бад-он зулфи пажулида ниҳам.

1279
Монанди қалам сапед кори сияҳам,
Гар ҳамчу қалам сарам бурӣ, сар наниҳам.
Чун сир хоҳам, ба тарки сар хоҳам гуфт,
Чун бо сари худ зи сирри ӯ шарҳ диҳам.

1280
То пардайи ошиқона бишнохтаем,
Аз рӯйи тараб парда барандохтаем.
Бо мутриби ишқ чанги худ дарзадаем,
Ҳамчун дафу ной ҳар ду дарсохтаем.

1281
Мо кори дукону пешаро сӯхтаем,
Шеъру ғазалу дубайтӣ омӯхтаем.
Дар ишқ, ки ӯ ҷону дилу дидаи мост,

Ҷону дилу дида, ҳар серо сӯхтаем.

1282
Эй дил, зи ҷаҳониён чаро дорӣ бим?
Ҳақ мӯҳсину мунъиму карим асту раҳим.
Тири карамаш зи шасти эҳсони қадим,
Дар ҳоҷати банда мекунад мӯй ду ним.

1283
Дар ишқи ту маърифат хато донистем,
Чӣ ишқ? Чӣ маърифат? Киро донистем?
Як ёфтане аз ӯ ба фарёди ду кавн,
Ин ҳаст, аз он нест, ки мо донистем.

1284
Моем, ки пӯстин ба гозур додем,
В-аз додани пӯстин ба гозур шодем.
Андар дӯғе, ки соҳилу қаъраш нест,
Наззорагар омадему паст афтодем.

1285
Моро басу моро басу мо бас кардем,
Мо пушт ба сӯйи ёри нокас кардем.
Дар қиблаи ту намози вопас кардем,
Мурдор ҳама фидои каргас кардем.

1286
Мо бода зи ёри дилфурӯз овардем,
Мо оташи ишқи ишқсӯз овардем.
То даври абад ҷаҳон набинад дар хоб,
Он шабҳоро, ки мо ба рӯз овадем.

1287
Сад ном зи ёди дӯст бар нанг задем,
Сад тунги шакар бад-ин дили танг задем.
Эй Зӯҳраи хоқӣ дигарат лоф намонд,
К-аз сур қаробаи ту бар санг задем.

1288
Дӯш арчӣ ҳазор ном бар нанг задем,
Бар домани он аҳдшикан чанг задем.
Дил бар дили ӯ ниҳодаму мегуфтам,
Ҳам оқибат обгина бар санг задем.

1289
Дӯш аз тарабе ба сӯйи асҳоб шудем
В-аз ғурафурӯшон сӯйи дӯшоб шудем.
В-аз шабсифатон ҷониби маҳтоб шудем,
Бо бедорон зи хеш дар хоб шудем.

1290
Маҳтоб баланд гашту мо паст шудем,
Маъшуқа ба ҳуш омаду мо маст шудем.
Эй ҷону ҷаҳон, ҳар чӣ аз ин пас шуморӣ,
Бар даст магир, аз он-к аз даст шудем.

1291
Як чанд ба кӯдакӣ ба устод шудем,
Як чанд ба рӯйи дӯстон шод шудем.
Поёни ҳадиси мо ту бишнав, ки чӣ шуд,
Чун абр даромадему чун бод шудем.

1292
Дил дар карами карим бастему шудем,
В-аз ҳарду ҷаҳон меҳр гусастему шудем.
Ҷон дар қафасу қафас ба ҷон омада буд,
Мо низ қафасро бишикастему шудем.

1293
То зулфи туро ба ҷону дил банда шудем,
Чун зулфи ту бас ҷамъу пароканда шудем.
Арвоҳ туро саҷдакунон мегӯянд:
«Чун пеши ту мурдем, ҳама зинда шудем».

1294
Мо рахти вуҷуд бар адам барбандем,
Бар ҳастию бар нестӣ музаввар хандем.
Бозӣ,бозӣ, танобҳо бигсастем,
То хаймаи сабр аз фалак баркандем.

1295
Ҷоне, ки шабу рӯзи худояст надим,
Берун зи шабу рӯз муқим аст, муқим.
Соқии сақоҳум асту дидори карим,
Ҳам соқию ҳам соғару ҳам бода қадим.

1296
Моем, ки дил зи ҷисму ҷавҳар кандем,
Меҳр аз фалаку кураи ағбар кандем,
Аз кибр ҷаҳон суболи худ мемолад,
Аз давлати дил сиблати ӯ баркандем.

1297
Чун тоҷи манӣ зи фарқи худ афкандем,
Инак камари хидмати ту барбандем.
Бисёр гиристему ҳиҷрон хандид,
Вақт аст, ки ӯ бигиряду мо хандем.

1298
Шаб рафту ҳанӯз мо ба хаммори худем,

Дар давлати ту ҳамеша бар кори худем.
Ҳам ошиқу ҳам бедилу дилдори худем,
Ҳам маҷлису ҳам булбулу гулзори худем.

1299
Мо ошиқи худро ба адӯ биспорем,
Ҳам манбалу ҳам хуниву ҳам айёрем.
Моро ту ба шаҳна деҳ, ки мо таррорем,
Ту ҳиллаи мо махӯр, ки мо маккорем.

1300
Мо хирқа зи дебойи аласташ дорем,
Дилро мисли мӯҳра ба дасташ дорем.
Мо мазҳаби чашми шӯхи масташ дорем,
Кеши сари зулфи бутпарасташ дорем.

1301
Мо мазҳаби чашми шӯхи масташ дорем,
Кеши сари зулфи бутпарасташ дорем.
Гӯянд: «Ҷуз ин ҳар ду бувад дини дуруст»,
Аз дини дуруст мо шикасташ дорем.

1302
Мо мазҳаби чашми шӯхи масташ дорем,
Кеши сари зулфи бутпарасташ дорем.
Ҳарчанд шикасти ёр дилҳо шиканад,
Мо ҳам дилу ҷон баҳри шикасташ дорем.

1303
Имшаб, ки ҳарифи дилбару дилдорем,
Ё раб, ки чиҳо дар дилу дар сар дорем.
Як лаҳза гул аз чаман ҳамеафшонем,
Як дам ба шакаристон шакар мекорем.

1304
Моем, ки дӯсти хеш душман дорем,
Мо душмани ҳар ошиқу ҳар бедорем.
Бо қосиду душманони худ мо ёрем,
Мо домани худ ҳамеша дар хун дорем.

1305
Носоз аз онем, ки созе дорем,
Бадхӯй аз онем, ки нозе дорем.
Дар сурати ҷуғд шоҳбозе дорем,
Дар айни фано умри дарозе дорем.

1306
Гар сабр кунӣ, пардаи сабрат бидарем
В-ар хоб шавӣ, хоб зи чашмат бибарем.
Гар кӯҳ шавӣ, дар оташат бигдозем

В-ар баҳр шавӣ, ба ҷумла обат бихӯрем.

1307
Дил мегӯяд, ки: «Нақди ин боғ дарем,
Имрӯз чаридем, ба шаб ҳам бичарем».
Лаб мегазадаш ақл, ки густох марав,
Гарчи дари раҳмат аст, заҳмат бибарем.

1308
Имрӯз чу ҳалқа монда беруни дарем,
Бо ҳалқа ҳариф гашта, ҳамчун камарем.
Чун ҳалқайи чашм, агар ҳарифи назарем,
Бояд, ки аз ин ҳалқаи дар даргузарем.

1309
Рафтиву зи рафтани ту ман хун гирям
В— аз ғуссаи афзуни ту афзун гирям.
Не худ чу ту рафтӣ, пайи ту дида бирафт,
Чун дида бирафт, баъд аз он чун гирям?

1310
Бе даф бари мо маё, ки мо дар сурем,
Бархезу дуҳул бизан, ки мо Мансурем.
Мастем на масти бодайи ангурем,
Аз ҳар чӣ хаёл бурдайӣ, мо дурем.

1311
Он вақт омад, ки мо ба ту пардозем,
Мар ҷони туро хонайи оташ созем.
Ту кони зарӣ, миёни ҷоне пинҳон,
То соф шавӣ, дар оташат андозем.

1312
Ҳошо, ки зи захми тиру ханҷар тарсем,
В-аз бастани пову рафтани сар тарсем.
Мо гармравони дузахошомонем,
Аз гуфту магӯйи халқ камтар тарсем.

1313
Ҳуши ошиқ куҷо бувад? Сӯйи насим.
Ҳуши оқил куҷо бувад? Бо зару сим.
Ҷойи гулҳо куҷо бувад? Боғу наъим.
Ҷойи ҳезум куҷо бувад? Қаъри ҷаҳим.

1314
Маснуъи ҳақему сайди сонеъ бошем,
Ҷонро зи муроди ҷон чӣ монеъ бошем?
Сад барра барои бандагон қурбон кард,
Мо чанд ба оби гарм қонеъ бошем?!

1315
Худро зи чунин лутф чӣ монеъ бошем?
Чун сунъи ҳақем, пеши сонеъ бошем.
Дар матбахи чарх косаҳо зарринанд,
Ҳошо, ки ба оби гарм қонеъ бошем.

1316
Аз хоки дари ту чун ҷудо мебошем,
Бо гиряву нола ошно мебошем.
Чун шамъ зи гиря обрӯе дорад,
Чун чанг, зи нола бонаво мебошем.

1317
Мо хоҷаи деҳ наем, мо қаллошем,
Мо садри саро наем, мо авбошем.
Не, не, чу қалам ба дасти он наққошем,
Мо низ надонем, ки куҷо мебошем.

1318
Аз хеш хушам, зи най набошад хушиям,
Аз худ гармам, на обӣ, на оташиям.
Чандон сабукам зи ишқ, к-андар мизон,
Аз ҳеч кам оям ду ман, ар баркашиям.

1319
Моем, ки аз бодайи беҷом хушем,
Ҳар субҳ мунавварему ҳар шом хушем.
Дар хонайи ишқ бар дару бом хушем,
Моро ту лақаб нагӯ, ки бадном хушем.

1320
Моем, ки аз бодаи беҷом хушем,
Ҳар субҳ мунавварему ҳар шом хушем.
Гӯянд: «Саранҷом надоред шумо»,
Моем, ки бе ҳеҷ саранҷом хушем.

1321
Моем, ки бе қумошу бе сим хушем,
Дар ранҷ мураффаҳему дар бим хушем.
То даври абад аз майи таслим хушем,
То зан(н) набарӣ, ки мо чу ту нимхушем.

1322
Ишқ аз буна бе бунасту баҳрест азим,
Дарёи муаллақ асту асрори қадим.
Ҷонҳо ҳама ғарқаанд дар баҳри муқим,
Як қатра аз ӯ умеду боқӣ ҳама бим.

1323
Ту баҳри латофативу мо ҳамчу кафем,

Он сӯй, ки мавҷ рафт, мо он тарафем.
Он каф, ки ба хуни ишқ олудастӣ,
Бар мо мезан, ки бар кафат ҳамчу дафем.

1324
Як бори дигар қабул кун бандагиам,
Раҳм ор бад-ин аҷзу парокандагиам.
Гар бори дигар зи ман хилофе бинӣ,
Фарёд марас ба ҳеч дармондагиам.

1325
Қаллошонему лоуболи ҳолем,
Фитнашудагони азалу озолем.
Ҷон дода ба ишқ ратли моломолем,
Софӣ бихӯрему дурд бар сар молем.

1326
Қаллошонему лоуболӣ ҳолем,
Мо бандайи бандагони он аҷлолем.
Ҷон дода ба ишқи дӯст моломолем,
Равшан бихӯрему тира дар сар молем.

1327
Гар ёр кунӣ, хасми туаш гардонем,
Ҳар лаҳза ба навъи дигарат ранҷонем.
Гар хор шавӣ, гул аз ту пинҳон дорем,
В-ар гул гардӣ, дар оташат бишонем.

1328
Аз табъи малули дӯст мо медонем,
В-аз ғояти ошиқиш меранҷонем.
Шармандаву тарсанда набрад роҳе,
То роҳ ҳиҷоби мост, мо меронем.

1329
То меравад он нигор, мо меронем,
Паймона чу пур шавад, фурӯгардонем.
Чун бигзарад ин сар, ки дар ин обу гил аст,
Дар субҳи висол давлати хандонем.

1330
Ман сер наям, сер наям, сер наям.
Зеро ки зи иқболи ту идбир наям.
Харгӯш нахоҳаму нагирам оҳу,
Ҷуз ошиқу ҷуз толиби он шер наям.

1331
Хезед, ки то бар шаби маҳтоб занем,
Бар боғи гулу наргиси бехоб занем.
Киштӣ се моҳ бар сари ях рондем,

Вақт аст, бародарон, ки бар об занем.

1332
Фармуд, ки дасту по ба коре бизанем,
То менаравад, ду даст, боре, бизанем.
Чун дар ту задем даст, аз ин шодиро
Пас чун назанем даст? Оре, бизанем.

1333
Не даст, ки дар масофи хунрез кунам,
Не пой, ки дар сабр қадам тез кунам.
Не раҳм туро, ки бо раҳӣ дарсозӣ,
Не ақл маро, ки аз ту парҳез кунам.

1334
Ё сурати худ намой, то нақш кунем,
Ё азм кунему пой дар кафш кунем.
Ё ҳар якро ҷудо-ҷудо бӯса бидеҳ.
Ё як бӯса, ки то ҳама бахш кунем.

1335
Гар бода ниҳон кунем, бӯро чӣ кунем?
В-ин шакли хумору ранги рӯро чӣ кунем?
В-ар бо лаби хушк ишқро хушк орем,
Ин чашмаи чашми ҳамчу ҷӯро чӣ кунем?

1336
Гардон ба ҳавойи моҳ чун гардунем,
Бе чун донад, ки мо дар ин раҳ чунем.
Мо хира, ки оқилон чаро ҳушёранд?!
Эшон хира, ки мо чаро маҷнунем?!

1337
Ман баҳри тамомаму яке қатра наям,
Аҳвал наяму чу аҳвалон ғарра наям.
Гӯяд ба забони ҳол ҳар як зарра,
Фарёд ҳамекунад, ки ман зарра наям.

1338
Ҳамчун сари зулфи ту парешони туем,
Он дориву он дориву мо они туем,
Ҳар ҷо бошем, ҳозири хони туем,
Меҳмони ту, меҳмони ту, меҳмони туем.

1339
Ҳамхони туем, низ меҳмони туем,
Ҳам ҷамъи туему ҳам парешони туем.
Дар шишаи дил тахт ту неҳ, ҳукм ту кун,
Эй рашки парӣ, чун-к пари хони туем.

1340
Он кас, ки ба оби дидааш меҷӯям,
Дар ҷустани ӯ равон чу оби ҷӯям.
Имрӯз ба гоҳ омаду гуфто, ки самоъ
Нагзошт, ки ман дастнамозе шӯям.

1341
Рӯзе, ки бигуфтӣ, эй бути бадхӯям,
Во гӯ, ки ман аз лутфи ту ин меҷӯям.
Мегуфт: «Ба гиря дар шудам», пас ӯ гуфт:
«Во мегӯям, хамӯш, во мегӯям».

1342
Ту кажбинӣ, валек мо ростравем
В-аз дидайи кажи мункирон каж нашавем.
Он к-ӯ ғалаи хонаву маҳгона барад,
Шод аст ба рӯйи мо, ки мо моҳи навем.

1343
Мегӯяд даф, ки: «Ҳин, бизан бар рӯям,
Чандон ки занӣ, ҳадиси дигар гӯям.
Ман ошиқаму чу ошиқон хушхӯям,
В-ар захм кашӣ, захм занӣ, ин гӯям».

1344
Ман коштайи вафойи он маҳрӯям,
Гар хоҳаму гар нахоҳам он, баррӯям.
Ӯ оби ҳаёти абаду ман ҷӯям,
Чун об маро ҷӯяд, он гоҳ ҷӯям.

1345
Не аз пайи касб сӯйи бозор шавем,
Не чун деҳқон хӯшайи гандум даравем.
Не аз пайи вақт бандайи вақт шавем,
Мо вақти ту, мо вақти ту, мо вақти туем.

1346
Мо аз ду сифат зи кор бекор шавем,
Дар дасти ду хӯйи бад гирифтор шавем.
Як хӯ он аст, ки сахт з-ӯ маст шавем,
Хӯйи дигар он-к дер ҳушёр шавем.

1347
Не сахрайи осмони пирӯза шавем,
Не шефтаи шоҳиди серӯза шавем,
Дар рӯза чу рӯзе даҳ бевоситайӣ,
Пас, ҳалқа ба гӯши бандаи рӯза шавем.

1348
Бегона магиред маро, з-ин кӯям,

Дар кӯйи шумо хонайи худ меҷӯям.
Душман наям, арчанд ки душманрӯям,
Аслам турк аст, агарчи ҳиндӣ гӯям.

1349
Бо ту қисасу дарду фиғон мегӯям
В-ар гӯш бибандӣ, пинҳон мегӯям.
Донистаам ин, ки аз ғамам шод шавӣ,
Чандин ғами дил бо ту аз он мегӯям.

1350
Имшаб, ки ҳарифи муштариву моҳем,
Бо маҳрӯён чун шакар ҳамроҳем.
Сармасти шароби базми шоҳаншоҳем,
Имшаб ҳама он аст, ки мо мехоҳем.

1351
Мо хоки туро ба оби Замзам надиҳем,
Шодӣ наситонему аз он ғам надиҳем.
Ин сурати мо насиби одамёнаст,
Аз сурати ту об ба одам надиҳем.

1352
Боз омаду боз омад, раҳ бикшоем,
Ҷӯёи дил аст, дил ту, бад-ӯ бинмоем.
Мо наъразанон, ки он шикорат моем,
Ӯ хандазанон, ки мо туро мепоем.

1353
Дар олами гил ганҷи ниҳонӣ моем,
Дорандаи мулки ҷовидонӣ моем.
Чун аз зулмоти обу гил бигзаштем,
Ҳам Хизру ҳам оби зиндагонӣ моем.

1354
Ганҷинайи асрори илоҳӣ моем,
Баҳри дурари номутаноҳӣ моем.
Бигрифта зи моҳ то ба моҳӣ моем,
Биншаста ба тахти подшоҳӣ моем.

1355
Ҳин, шевакунон ду дидаро мехобон,
Ташвиш ҳамефикан бад-ин фан ба миён.
Сарро ба фани хоб фурӯ меандоз,
Ҳар дам чун хорчӯби гандумкӯбон.

1356
Эй санг зи савдои лабат обистон,
Аз санг бурун кашӣ ту макру дастон.
Он ҷоми чу ҷоне, ки бад-он каф дорӣ,

Аз баҳри Худо, аз кафи мастон, мастон.

1357
Дӣ аз ту чунон будам, ки гул дар бӯстон,
Имрӯз чунонаму чунонтар зи чунон.
Ман чун назанам даст, ки побанди манӣ?!
Чун пой накӯбам, ки туйӣ дастзанон?!

1358
Эй дӯст, қабулам куну ҷонам бистон,
Мастам куну в-аз ҳарду ҷаҳонам бистон.
Бо ҳар чӣ дилам қарор гирад бе ту,
Оташ ба ман андар зану обам бистон.

1359
З-он хусрави ҷон ту мӯҳри шоҳӣ биситон
В-он гоҳ зи моҳ то ба моҳӣ биситон.
Эй он-к Мароға мекунӣ дар ҳайрат,
Табрез бигӯву ҳар чӣ хоҳӣ биситон.

1360
Эй он-к гирифтайӣ ба дастон, дастон,
Домони висол аз кафи мастон, мас-тон.
Сайде, ки зи доми дилпарастон раст он,
Ман кофарам, ар миёни ҳастон ҳаст он.

1361
Гар Шому гар Ироқу гар Луристон,
Равшан шуда з-он чеҳраи нуристон.
Бо Мункару бо Накир ҳамдастӣ кун,
То даст занад, рақс кунад гӯристон.

1362
Сармаст шудам аз ҳаваси он мастон,
Аз даст шудам аз зафари он дастон.
Безор шудам зи ақлу девона шудам,
То дар кашадам ишқ ба бемористон.

1363
Ҳам нури дили маниву ҳам роҳати ҷон,
Ҳам фитна барангезиву ҳам фитнанишон.
Гар барбастам хоби туро нимашабон,
То ту набарӣ гумони бад бар дигарон.

1364
Ҳам нури дили маниву ҳам роҳати ҷон,
Ҳам фитна барангезиву ҳам фитнанишон.
Моро гӯйӣ: «Чӣ дорӣ аз дӯст нишон?»
Моро аз дӯст бенишонист нишон.

1365
Ҳар рӯз зи нав баройӣ, эй дилбари ҷон,
Савдойи наве дарфиканӣ дар сари ҷон.
Пур деҳ, пур деҳ, баҳри саҳар соғари ҷон,
Эй ту падари ҷони Ману модари ҷон.

1366
Ҷонҳост ҳама ҷонваронро ҷуз ҷон,
Нонҳост ҳама нонталбонро ҷуз нон.
Ҳар чизи хуше, ки дар ҷаҳон фарз кунӣ,
Онро бадалу иваз бувад, ҷуз ҷонон.

1367
Эй олами дил, аз ту шуда қобили ҷон,
Ҳал карда сифоти зоти ту мушкили ҷон.
Фаҳму дилу ақл аз ту шуда ҳосили ҷон,
Ҷони ҷониву ақли ҷону дили ҷон.

1368
Эй рӯи ту каъбаи дилу қиблаи ҷон,
Чун шамъ зи ғам сӯхтам, эй шӯълаи ҷон.
Бардор ҳиҷобу рух ба ошиқ бинамой,
То чок кунад ба дасти худ хирқаи ҷон.

1369
Дарпӯш силоҳ, вақти ҷанг аст, эй ҷон,
Андеша макун, ки вақт танг аст, эй ҷон.
Бигзар зи ҷаҳон, ки ҷумла ранг аст, эй ҷон,
Ҳар гӯша яке мушу паланг аст, зй ҷон.

1370
Ман коғазҳои Мисру Бағдод, эй ҷон,
Пур кардам аз лобаву фарёд, эй ҷон.
Як соата ишқ сад ҷаҳон беш арзад,
Сад ҷон ба фидойи ошиқӣ бод, эй ҷон.

1371
Ҳар хона, ки бечароғ бошад, эй ҷон,
Зиндон бувад он, на боғ бошад, эй ҷон.
Ҳар кас, ки ба табли боз шуд, боз нашуд,
Бозаш ту махон, ки зоғ бошад, эй ҷон.

1372
Бисёр алоқаҳо бибояд, эй ҷон,
К-он маскану хонаҳо шавад ободон.
Эй булғорӣ, хона кун андар Булғор,
В-эй тозигӯй, бирав сӯи Аббодон.

1373
Эй хӯйи ту дар ҷаҳон майю шир, эй ҷон,

Аз дилшудагон гуноҳ кам гир, эй ҷон.
Гар даст шикаста шуд, камон гир, эй ҷон,
Инак ба шиканҷа зери занҷир, эй ҷон.

1374
Тавба кардам, зи тавба кардан, эй ҷон,
Натвон зи қазо кашид гардан, эй ҷон.
Савганд ба сар менабарам, лек хуштар,
Савганд ба номи дӯст хӯрдан осон.

1375
Боғ асту баҳору сарви олӣ, эй ҷон,
Мо менаравем аз ин ҳаволӣ, эй ҷон.
Бикшой ниқобу дар фурӯ банд, эй ҷон,
Моему туйиву хона холӣ, эй ҷон.

1376
Эй бе ту ҳаром зиндагонӣ, эй ҷон,
Худ бе ту кадом зиндагонӣ, эй ҷон.
Савганд хӯрам, ки зиндагонӣ бе ту,
Маргаст ба ном зиндагонӣ, эй ҷон!

1377
Ошуфта ҳамеравӣ ба кӯе, эй ҷон,
Мепурсӣ аз он гумшудайи хеш нишон,
Ман дӯш бибурдам камаратро зи миён,
Ҳин, то набарӣ гумони бад бар дигарон.

1378
Чандон бидавидаам паси дил беҷон,
Он ҷо, ки на ман будаму не кавну макон.
То хештану замонаро гум кардам,
Гӯйӣ, ки ба назди ман на ин асту на он.

1379
Маъшуқи ман аз ҳама ниҳон аст, бидон,
Берун зи гумони ҳар гумон аст, бидон.
Дар синайи ман чу маҳ аён аст, бидон,
Омехта дар танам чу ҷон аст, бидон.

1380
Ман кай хандам, то-т набинам хандон,
Ҷон бандайи он хандайи бе кому забон.
Афсӯс, ки хандайи туро мебинанд,
В-он хандайи ту зи чашми халқон ниҳон.

1381
Сурат ҳама мақбули ҳаюло медон,
Тасвиргараш иллати авло медон.
Лоҳут ба Носут фурӯ н-ояд, лек

Носут зи лоҳут ҳувайдо медон.

1382
Эй мафхару султони ҳама дилдорон,
Ҷолинусӣ барои ин беморон,
Рӯзи борон ба гулшанат ҷамъ шавем,
Ширин бошанд рӯзи борон ёрон.

1383
Он кас, ки насохт бо лиқойи ёрон,
Афтод ба макри дузду таҳдиди авом.
Мегуфту ҳамегиристу ангуштгазон:
«Фарёди ман аз хӯйи баду бори гарон».

1384
Он кас, ки насохт бо лиқойи ёрон,
Афтод ба макри дузду таҳдиди авом.
Мегуфту ҳамегиристу ангуштгазон:
«Фарёди ман аз хӯйи баду бори гарон».

1385
Эй рафта зи ёрон ту ба як гӯша карон,
Фарёди ту аз хӯйи баду бори гарон.
Гар шери нарӣ, чӣ мегурезӣ зи нарон?!
В-ар лошахӯрӣ, бирав сӯи лошахӯрон.

1386
Эй хӯрда маро ҷигар барои дигарон,
Донам, ки ҳамекунӣ барои дигарон.
Ман боди раҳе рудам, ту роҳам додӣ,
Ман растам аз ин воқеъа, войи дигарон.

1387
Эй ҷаври ту беҳтар аз вафойи дигарон,
Эй тирагият беҳ аз сафойи дигарон.
Эй нози ту беҳтар аз лиқойи дигарон,
Дашноми ту беҳтар аз санойи дигарон.

1388
Эй захми ту хуштар аз давойи дигарон,
Имсоки ту беҳтар аз атойи дигарон.
Эй, ҷаври ту беҳтар аз вафойи дигарон,
Дашноми ту беҳтар аз санойи дигарон.

1389
Эй ёр, ба инкор сӯйи мо нигарон,
Зеро ки нахӯрдайӣ аз он ратли гарон.
Аз шодии ман биҳишт гаштаст ҷаҳон,
Ғам масхараи ман асту мири дигарон.

1390
Эй ҷумла ҷаҳон ба рӯи хубат нигарон,
Ҷони мардон зи ишқи ту ҷомадарон.
Бо ин ҳама наздики ҳама пурҳунарон,
Девонагии ту беҳ, зи ақли дигарон.ц

1391
Эй ҷониби ошиқон ба хира нигарон,
Ту хираву дар ту хира гашта дигарон.
Ин хира дар ону он дар ин, ё раб чист?
Ҷумла зи туанд бедилу беҷигарон.

1392
Наздики манӣ, назар накун чун дурон,
Ту шаҳд нигар ба сурати занбӯрон.
Иблис найӣ, ба ҷони одам бингар,
Дар каллаи ӯ нигаҳ макун, чун кӯрон.

1393
Омад шабу ғамҳои ту ҳамчун асасон,
Ёбед диламро зи сари куйи касон.
Рӯз омад, к-аз шабат ба фарёд расам,
Фарёд маро зи дасти фарёдрасон.

1394
Ҷонам бар он қавм, ки ҷонанд эшон,
Чун гул ба ҷуз аз лутф надонанд эшон.
Ҳар кас касаке дораду кас холӣ нест,
Ҳар як чу қарозаему конанд эшон.

1395
Дил гурснайи иди ту шуд чун рамазон
В-аз иди ту шуд шоду ҳумоюн рамазон.
Бо ботини пуроташ акнун рамазон,
Бастаст даҳон, даҳони пурхун рамазон.

1396
Ид омаду идона ҷамоли султон,
Идона кӣ дидаст чунин дар ду ҷаҳон?
Ид ин буваду ҳазор ид, эй дилу ҷон,
К-он ганҷи ҷаҳон барояд аз кунҷи ҷаҳон.

1397
Эй даф, ту бихон зи дафтари муштоқон,
Эй каф, ту бизан бар раги хуни эшон.
Эй наъраи гӯяндайи ҷӯяндайи дил,
Эй аз на макон, бибар маро, то на макон.

1398
Ҳуш дор, ки мераванд ҳар сӯ ғӯлон,

Бо донаву дом дар шикори гӯлон.
Эй шод буте, ки домани дил гирад,
Ибрат гирад зи ҳолати маъзӯлон.

1399
Дилҳо мисли рубобу ишқи ту камон,
З-омадшуди ин камонча дилҳо нолон.
В-он гаҳ амали камон ба мӯ вобаста,
Гар мӯ шавад андеша, нагунҷад ба миён.

1400
Он кист, к-аз ин тир нашуд ҳамчу камон?!
В-аз захми чунон табар гирифтори чинон?!
В-он гаҳ ки хабар ёфт, ки-н ой бикӯфт,
В-аз дасти ҳавои худ нашуд дастзанон?!

1401
Дар чашми ман аст абрӯйи ҳамчу камон,
Ман рӯҳ сипар кардаву ӯ тирзанон.
Чун захм расид захми ӯ пардадарон,
Ӯ бозкунон канору ман лобакунон.

1402
Ман бандайи масте, ки бувад дастзанон,
Дурам зи касе, ки ӯ бувад масти занон.
Оре, мани хастадил чунинам, на чунон,
Олуда мабод нони ушшоқ ба нон.

1403
Ҳам хона аз они ӯсту ҳам ҷомаву нон,
Ҳам ҷисм аз они ӯсту ҳам дидаю ҷон.
В-он чизи дигар, ки нест гуфтан имкон,
Зеро ки замон бояду ихвону макон.

1404
Мо марди синонем, на аз баҳри се нон,
Мо дастзанонем на аз дасти занон.
Дар сайд бидонем, на дар сайди бадон,
Аз банди ҷаҳонем, на дар банди ҷаҳон.

1405
Ақле, ки хилофи ту гузидан натавон,
Дине, ки хилофи ту буридан натавон.
Илме, ки ба кунҳи ту расидан натавон,
Зуҳде, ки зи доми ту раҳидан натавон.

1406
Шуд кӯдакиву рафт ҷавонӣ зи ҷавон,
Рӯзи пирӣ расид, барпар зи ҷаҳон.
Ҳар меҳмонро се рӯз бошад паймон,

Эй хоҷа, се рӯз шуд, харак бартар рон!

1407
Ҳар мутрибе, к-ӯ нест зи дил дафтархон,
Он мутрибро ту мутриби дафтар хон.
Гар чеҳра ниҳон кард, зи ту байту ғазал,
Гар хатхонӣ зи чеҳраи мо бархон.

1408
Эй гурснайи васли ту серони ҷаҳон,
Ларзон зи фироқи ту далерони ҷаҳон.
Бо чашми ту оҳувон чӣ доранд ба даст?
Эй зулфи ту пойбанди шерони ҷаҳон!

1409
Чун шоҳи ҷаҳон нест касе дар ду ҷаҳон,
Не зеру на болову на пайдову ниҳон.
Ҳар тир, ки ҷаст, ҷаст аз он сахткамон,
Ҳар нукта, ки ҳаст, ҳаст аз он шӯҳрабаён.

1410
Эй рӯйи ту боғу чамани ҳарду ҷаҳон,
Аз ҷони ту зинда аст тани ҳар ду ҷаҳон.
Бишкастани ту шикастани ҳарду ҷаҳон,
Эй заъфи ту вайрон шудани ҳарду ҷаҳон.

1411
То рӯйи туам қибла шуд, эй ҷону ҷаҳон,
На-з Каъба хабар дораму на аз қибла нишон.
Бе рӯйи ту рӯ ба қибла кардан натавон,
К-ин қиблайи қолаб асту он қиблаи ҷон.

1412
Кас нест ба ғайр аз ӯ дар ин ҷумла ҷаҳон,
Не зишту на некӯву на пайдову ниҳон.
Ҳар тир, ки ҷаст, ҷаст аз он сахткамон,
Ҳар нукта, ки ҳаст, ҳаст аз он шӯъладаҳон.

1413
Эй як қадаҳ аз дарди ту дарёйи ҷаҳон,
Гум карда ҷаҳон аз ту сару пойи ҷаҳон.
Хоҳад, ки ҷаҳон зи ишқи ту барпаррад,
Эй ғайрати ту бибаста парҳои ҷаҳон.

1414
Дил боғи ниҳон асту дарахтон ба ниҳон,
Сад сон бинамояд ӯву ӯ худ як сон.
Баҳрест муҳити беҳаду бепоён,
Сад мавҷ занад мавҷи даруни ҳар ҷон.

1415
Имшаб манаму ҳазор сӯфӣ пинҳон,
Монандаи ҷон ҷумла ниҳонанду аён.
Эй орифи мутриб, ҳала тақсир макун,
То дарёбӣ бад-ин сифат рақскунон.

1416
Дӯшат дидам ёр! Ҷудойиҷӯён,
Бо ман ба ҷафову кин «Ҷудо шав»-гӯён.
Имрӯз чунонам, ки ҷудо гашта зи ҷон,
Рухсорайи худ ба хуни фурқатшӯён.

1417
Ҳангоми аҷал чу ҷон бипардозад тан,
Монанди қабои кӯҳна андозад тан.
Танро, ки зи хок аст, диҳад боз ба хок
В-аз нури қадими хеш барсозад тан.

1418
Бар гардани мо баҳона хоҳӣ бастан
В-аз дому дуволи мо нахоҳӣ растан.
Боло нигарон шудӣ, ки бегоҳ шудаст,
Дафро ба май афшон, ки бихоҳӣ рафтан.

1419
Дил аз талаби хубии бе чун гаштан,
Дарё хоҳад шудан зи афзун гаштан.
Дил хун шуду шукр мекунад, з-он-к басе
Дилҳо хун шуд, дар талаби хун гаштан.

1420
Омад дили ман, баҳри нишонам гуфтан,
Гуфто: «Зи барои ӯ чӣ донам гуфтан?!».
Гуфтам, ки: «Аз он ду чашм як ҳарф бигӯй»,
Гуфто, ки: «Ду чашмро чӣ донам гуфтан?!»

1421
Чун оташ мешавад узораш ба сухан,
Хун мешавад он чашми хумораш ба сухан.
Хун мебараду сабру қарораш ба сухан,
Эй ишқи суханбахш, дарораш ба сухан.

1422
Эй ошиқи гуфтору тафоили сухан,
Эй гурзи суханварони қаҳҳораи кан.
Рӯзи-т чу нест илми нав, нав, ҳала рав,
Эй кӯҳнафурӯш дар суханҳои кӯҳан.

1423
Бо дил гуфтам: «Агар бувад ҷойи сухан,

Бо дӯст ғамам бигӯ дар аснойи сухан».
Дил гуфт: «Ба гоҳи васл бо ёр маро
Набвад зи назора ҳеч парвойи сухан».

1424
Ҳар рӯз хуш аст манзиле паймудан,
Чун оби равон фориғ аз афсурдан.
Дӣ рафту ҳадиси дӣ чу дӣ ҳам бигузашт,
Имрӯз ҳадиси тоза бояд гуфтан.

1425
Ин банда муроот надонад кардан,
Зеро ки фурӯ рафт ба гил то гардан.
Ин мастии мо чу мастии мастон нест,
Пайдост ҳади мастии афюн хӯрдан.

1426
Эй бе ту ҳаром зиндагонӣ кардан,
Худ бе ту кадом зиндогонӣ кардан?
Бе рӯйи хуши ту зинда будан, эй ҷон,
Марг аст, ба ном зиндагонӣ кардан.

1427
Ман бе рухи ту бода надонам хӯрдан,
Бе дасти ту ман мӯҳра надонам бурдан.
Аз дур маро рақс ҳамефармойӣ.
Бе пардайи ту рақс натонам кардан.

1428
Эй одати ишқ, айни имон хӯрдан,
Не ғуссайи нону ғуссайи ҷон хӯрдан.
Он моида чун зи рӯзу шаб берун аст,
Рӯза чӣ бувад? Салои пинҳон хӯрдан.

1429
Дар роҳи ниёз фард бояд будан,
Пайваста ҳарифи дард бояд будан.
Мардӣ набувад гурехтан сӯи висол,
Дар рӯзи висол мард бояд будан.

1430
Бо ҳар ду ҷаҳон ба ҷанг бояд будан,
Безор зи лаълу санг бояд будан.
Мардонаву мардранг бояд будан,
В-арна ба ҳазор нанг бояд будан.

1431
Бо рӯйи бутон чу ранг бояд будан,
Бо ранги адӯ паланг бояд будан,
Мардонаву мардранг бояд будан,

В-арна ба ҳазор нанг бояд будан.

1432
Дар ишқи ту шӯху шанг бояд будан,
Мардонаву мардранг бояд будан,
Бо ҷони худат ба ҷанг бояд будан,
В-арна ба ҳазор нанг бояд будан.

1433
Полуда шавӣ дар талаби полудан,
Фарсуда шавӣ дар ҳаваси фарсудан.
То лаззати полуданатон шарҳ диҳад,
Дар нест, чӣ гуна, ҳаст хоҳад будан.

1434
Эй ҷон, муназзаҳ зи ғами полудан,
В-эй чашм, муқаддас зи ғами фарсудан.
Ин оташи ишқе, ки дарун месӯзад,
Ин ҷаннат, фирдавси ту хоҳад будан.

1435
Дар баҳри карам ҳирсу ҳасад паймудан,
З-ин об хушӣ зи ҳамдигар бирбудан,
Моҳӣ наниҳад оби захира ҳаргиз,
Чун бедарё ҳеҷ нахоҳад будан.

1436
Паймуда шудам зи ишқи ту паймудан,
Фарсуда шудам, зи ишқи ту фарсудан.
Не рӯз ба хӯрдану на шаб бағнудан,
Эй дӯстии ту душмани худ будан.

1437
Эй лаъли лабат маъдани шакар чидан
В-аз чашми ту нури номусаввар дидан,
Маҳ гардон асту барги каҳ гардон аст,
Лекин фарқ аст миёни ҳар гардидан.

1438
Фаррух бошад ҷамоли султон дидан,
Ҷон зинда шавад, зи рӯйи ҷонон дидан.
Ман сисилаи ишқи ту дидам дар хоб,
Ё раб, чӣ бувад, хоби парешон дидан?!

1439
Эй одати ту хашму ҷафо варзидан
В-аз чашми ту, шояд ин сухан пурсидан:
“З-ин гуна, ки абрӯйи ту бо чашм хуш аст,
Ӯро зи чӣ рӯ наметавонад дидан?!”.

1440
Эй маҷмаи дил, зарби пароканда мазан,
З-он захма парешон, чу дили банда мазан.
Эй дил, лаби худро, ки занад лофи бақо,
Ҷуз бар лаби он соғари поянда мазан.

1441
Барҷаста дило, роҳи маломат мезан,
Ҳар дам захме фузун зи тоқат мезан.
Оташ мезан, ҳар нафасе дар ҷоне,
В-андар ҳама дам, дафи фароғат мезан.

1442
Эй бод, биёву бар дилам бар мезан,
В-эй Зӯҳра биёву аз рухам зар мезан.
Онҳо, ки миёни мо ҷудойӣ ҷустанд,
Девор бад-ӯ намой, гӯ: «Сар мезан».

1443
Шохи гули тар бар гули анбар мезан
В-аз теғи мусалмон сари кофар мезан.
Чун нойи туам, ба гӯши ман дармедам,
Ман даффи туам, ба рӯйи ман бар мезан.

1444
Эй дил, чу шудӣ зи даст, дасте мезан,
Даст аз ҳаваси ишвапарасте мезан.
Гӯйӣ, ки: «Чӣ раҳ занам, чу ман даст занам?»,
Чун наргиси масташ, раҳи мастӣ мезан.

1445
Чун банда найӣ, нидойи шоҳӣ мезан,
Тири назар он чунон-к хоҳӣ, мезан.
Чун аз худу ғайри худ мусаллам гаштӣ,
Бехуд бинишин, кӯси илоҳӣ мезан.

1446
Гар даст бишуд зи кор, пое мезан
В-ар пой намонд ҳам, навое мезан.
Гар нест туро, ба ақл рое мезан,
Ҳосил, ҳар дам, дами вафое мезан.

1447
Гуфтам: «Макун, эй рӯт ҳасан, хут ҳасан,
Ман дузд наям, мабанд дастам ба расан».
Гуфто, ки: «Куҷойӣ ту ҳанӯз, эй ҳама фан?
Ҳаққо, ки чунон шавӣ, ки кибрит сатасан».

1448
Мо зебоем, хешро зебо кун,

Хӯ бо мо кун, зи дигарон хӯ во кун.
Эй тунги шакар, ҳеч нагунҷӣ ҷое,
Он ҷо, ки ҷой нест, худро ҷо кун.

1449
Мо зебоем, хешро зебо кун,
Хӯ бо мо кун, зи дигарон хӯ во кун.
Вар мехоҳӣ, ки кони гавҳар бошӣ,
Дилро бикушову синаро дарё кун.

1450
Мо зебоем, хешро зебо кун,
Хӯ бо мо кун, зи дигарон хӯ во кун.
Як қатра мабош, хешро дарё кун,
Дарё хоҳӣ, ту қатраеро ло кун.

1451
Эй шоҳ, ту мотгаштаро мот макун,
Афтодайи туст, ҷуз муроот макун.
Гар ғарқайи ҷурм аст, муҷозот макун,
В-аз баҳри Худо, қасди мукофот макун.

1452
Ҷуз бодайи лаъли ломакон, ёд макун,
Инро бингар, аз ину он ёд макун.
Гар ҷон дорӣ, аз ин макон ёд макун,
Мастӣ хоҳӣ, зи оқилон ёд макун.

1453
Бо дил гуфтам: «Ишқи нав оғоз макун,
Бозам дари сад меҳнату ғам боз макун».
Дил тирагие карду бигуфт: «Эй сарамард,
Маъшуқа шигарф аст, бирав, ноз макун».

1454
Дидам рӯят, буто, ту рӯ пӯш макун,
Пинҳонии мо ту бодаҳо нӯш макун.
Ҳарчанд дароз кард бадгӯй забон,
Эй чашму чароғи ошиқон, гӯш макун.

1455
Ҷуз ҷоми ҷалолати аҷал нӯш макун,
Ҷуз з-оташи ишқи кибриё ҷӯш макун.
Аз кони ақиқи фақр, ишрат нақд аст,
Май мехӯру қиссаи парандӯш макун.

1456
Эй дар ду ҷаҳон ягона, таъҷил макун,
Дар рафтан чун замона таъҷил макун.
Магрез сӯйи карона, таъҷил макун,

В-аз хонайи мо ба хона таъҷил макун.

1457
Асрори маро ниҳона андар ҷон кун,
Аҳволи маро зи хеш ҳам пинҳон кун.
Гар ҷон дорӣ, маро зи ҷон пинҳон кун,
Ин куфри маро пешрави имон кун.

1458
Ҳирсу ҳасаду кина зи дил берун кун,
Хӯйи баду андеша ту дигаргун кун.
Инкор зиёни туст, рав, камтар кун,
Иқрор туро суд кунад, афзун кун.

1459
Ту шоҳи дили манӣ, ту шоҳӣ мекун,
Нӯшат бодо зулм, сипоҳӣ мекун.
Бар каф дорӣ шаробу ҷоме, ки мапурс,
Онро бидеҳу ту ҳар чӣ хоҳӣ, мекун.

1460
То бо худӣ дурӣ, аз чӣ ҳастӣ бо ман?
Эй бас дурӣ, ки аз ту бошад то ман.
Дар ман нарасӣ, то нашавӣ якто, ман
Андар раҳи ишқ ё ту бошӣ, ё ман.

1461
Аз рӯз шарифтар шуд аз вай шаби ман
В-аз рӯҳ латифтар шуд ин қолаби ман.
Рафт ин дили ман, то лаби ӯро бӯсад,
Аз шаҳду шакар набуд ҷойи лаби ман.

1462
Ё дилбари ман бояду ё дил бари ман,
Не дил бари ман бошаду не дилбари ман.
Эй дилбари ман, мабош бе дил бари ман,
Як дилбари ман беҳ, ки ду сад дил бари ман.

1463
Шаб рафту нарафт,эй бути симинбари ман,
Савдойи муноҷоти ғамат аз сари ман.
Хоби шаби ман туиву нури рӯзам,
Ма рӯзу ма шаб, чун ту набошӣ бари ман.

1464
Эй дод, ки ҳаст ҷумла бедод аз ман,
Эй ман, ки ҳазор оҳу фарёд аз ман.
Чун «Золика мо қаддамт айдикум» гуфт,
Ношод, шабе, ки асли ғам зод аз ман.

1465
Азбаски фасоду аблаҳӣ зод аз ман,
Дар умр даме нагашт, дил шод аз ман.
Ман толиби доду ҷумла бедод аз ман,
Фарёди ман аз ҷумлаву фарёд аз ман.

1466
Ин дидайи ман каж нигарад дур аз ман,
Эй, сиҳҳати сад дидайи ранҷур аз ман.
Гар каж нигарам, пас ба кӣ каж рост шавад?
В-ар шаб бошад, чун талаби нур аз ман?

1467
Азбаски бароварад ғамат оҳ аз ман,
Тарсам, ки шавад ба ком, бадхоҳ аз ман.
Дардо, ки зи ҳиҷрони ту, эй ҷону ҷаҳон,
Хун шуд диламу дилат на огоҳ аз ман.

1468
Эй ишқ, ту дар ҷони касӣ в-он кас ман,
Эй дард, ту дармони касӣ в-он кас ман.
Гӯйӣ: «Бинам лаби туро чун лаби хеш,
Маҷрӯҳ ба дандони касе в-он кас ман».

1469
Он сурати ғайбӣ, ки шунидаш душман,
Бо худ ба қиёс мебуридаш душман.
Монандайи хуршед баромад, бинишин,
Ҳар сӯй назар кард, надидаш душман.

1470
Ман ошиқи ишқу ишқ ҳам ошиқи ман,
Тан ошиқи ҷон омаду ҷон ошиқи тан.
Гар ман орам ду даст андар гардан,
Гаҳ ӯ кашадам чу дилрабоён гардан.

1471
Эй карда зи гулдастаки ман пояки ман,
Бинҳода чароғи ақли манро як ман.
Андар бари хеш кун, маҳо ҷояки ман,
Нолон ба ту ин ҷони шакархояки ман.

1472
Чун зарду низор дид ӯ рӯяки ман,
Хуноба равон зи чашми чун ҷӯяки ман.
Хандиду ба ханда гуфт: «Дилҷӯяки ман!
Эй золими мазлумаки бадхӯяки ман».

1473
Эй захмзананда бар рубоби дили ман,

Бишнав ту аз ин нола ҷавоби дили ман:
“Дар ҳар вайрон дафина ганҷи дигар аст,
Ишқ аст дафина дар хароби дили ман”.

1474
Эй нолайи ишқи ту рубоби дили ман,
Эй нола шуда ҳама ҷавоби дили ман.
Он давлати маъмур, ки мепурсидӣ,
Ёбӣ ту, валек дар хароби дили ман.

1475
Аз умр, ки пурбор шавад ҳар дами ман,
В-аз хеш, ки бедор шавад ҳар дами ман.
Ин гулшани рангин, ки ҷаҳон ошиқи ӯст,
Гулзор, ки пурхор шавад, ҳар дами ман.

1476
Мебинам онро, ки намебинам ман
В-аз қанди лабаш набот мечинам ман.
Ҳар чанд чу син миёни «Ёсин»-ам ман,
«Ёсин» наҳилад даме, ки биншинам ман.

1477
Эй моҳи латифи ҷон, фаро хирмани ман,
В-эй моҳ, фурӯ карда сар аз равзани ман.
Эй гулшани ҷону дидайи равшани ман,
Кай бинамат овехта дар гардани ман?

1478
Гар кушта шавам ба назди пайкори ту ман,
Оҳе накунам зи бими озори ту ман.
Аз захми сари найзайи хунхори ту ман,
Хандон мирам чу дил зи дидори ту ман.

1479
Чун ҷӯшиши хуми ишқ дидам зи ту ман,
Чу май ба қавоми худ расидам зи ту ман.
Не, не, ғалатам, ки ту майӣ, ман обам,
Омехтаему нопадидам зи ту ман.

1480
Бедил ману бедил туву бедил туву ман,
Сармаст ҳамешудем рӯзе ба чаман.
Умрест, ки ман дар орзӯйи онам,
К-он аҳд ба ёд орӣ, эй аҳдшикан.

1481
Дӯш он-ч бирафт дар миёни туву ман,
Натвон бинабиштану бинатвон гуфтан.
Рӯзе, ки сафар кунам аз ин кӯҳнаватан,

Афсона кунад, бо ту шиканҳои кафан.

1482
Чандин ба ту бар меҳру вафо бастаи ман,
Эй хӯйи ту озурдани пайвастаи ман.
Ман сабр кунам, валек нангат набувад,
Як рӯз ту аз дарди дили хастаи ман.

1483
Рӯзе, ки гузар кунӣ ба хар пуштаи ман,
Биншину бигӯ, ки: «Эй ба ғам куштаи ман».
То бонг занам зи хок оғуштаи ман,
К-эй Юсуфи рӯзгору гумгаштаи ман.

1484
Рафтиву нарафт, эй бути бигзидаи ман,
Меҳрат зи дилу хиёлат аз дидаи ман.
Мегардам, бошад, ки ба пешам афтӣ,
Эй роҳнамойи раҳи печидаи ман.

1485
Маҷмӯъи ҷаҳон ошиқи якбораи ман,
Чорагару чорасозу бечораи ман,
Хуршеду фалак ғулому сайёраи ман,
Наззорагари ду кавн, наззораи ман.

1486
Бар гирди ҷаҳон ин дили овораи ман,
Бисёр сафар кард пайи чораи ман.
В-он оби ҳаёти хушу хушхораи ман,
Ҷӯшиду баромад зи дили хораи ман.

1487
Эй мӯниси рӯзгор, чунӣ бе ман?
Эй ҳамдами ғамгусор, чунӣ бе ман?
Ман бо рухи чун хазон харобам бе ту,
Ту бо рухи чун баҳор, чунӣ бе ман?

1488
Шамъи азал аст оламафрӯзийи ман,
З-он шоҳиди аъзам аст пирӯзии ман.
Бо шоҳиду бо шамъи азал чун бошам?
Оре, чӣ кунам, чу ин бувад рӯзии ман.

1489
Рафтам бари дилдор рух олуда ба хун,
Дар чашму рухам падид осори ҷунун.
Занҷир дарида будаму рафта бурун,
Дар пой кашон силсилаи «кунфаякун».

1490
Шӯр овардам, ки барнатобад гардун,
Шӯре, ки ба хоб дарнабандад Маҷнун.
Он шӯри камина аст, аз синайи дӯст,
То синайи поки дӯст чун бошад, чун?

1491
Дил бурд зи ман дӯш ба сад ишқу фусун,
Бишкофту бидид, пур зи хун буд дарун.
Фармуд, дар оташаш ниҳодан ҳолӣ.
Яъне, ки напухта аст, з-он аст пурхун.

1492
Мардони ту дар доирайи «кунфаякун»,
Дил нуқтаи ваҳдат аст, аз арш фузун.
Гар дарчинад нуқтаи дардат зи дарун,
Холӣ шавӣ аз дойраи кавн бурун.

1493
Сармасти туам на аз маю на-з афюн,
Маҷнуни туам, адаб маҷӯ аз Маҷнун.
Аз ҷӯшиши май ҷӯш кунад сад Ҷайҳун
В-аз гардиши ман хира бимонад гардун.

1494
Табъи ту чу санг аст дилат чун оҳан,
В-аз оҳану санг ҷаста оташ сӯйи ман.
Оташ чу дар оташ аст, эй хуби Хутан,
Хар ман бошам, ки дил ниҳам бар хирман.

1495
Он ҳалвое, ки кам расад он ба даҳан,
Чун дег ба ҷӯш амада аз вай дили ман.
Аз ғояти лутф ончунон хушхор аст,
К-аз вай ду ҳазор ман, тавонӣ хӯрдан.

1496
Ё раб, чӣ дил аст, ину чӣ хӯ дорад ин!
Дар ҷустани ӯ чӣ ҷусту ҷӯ дорад ин!
Бар хоки дараш ҳар нафасе сар биниҳад,
Хокаш гӯяд: «Ҳазор рӯ дорад ин».

1497
Дар чархи фалак ғулғулаи мастон бин,
Дар бӯтайи нестӣ шаву ҳастон бин.
Даст аз ду ҷаҳон бидору пое баргир,
Дар фақр ҷалолати забардастон бин.

1498
Рафтам ба табибу гуфтамаш: «Зайнуддин,

Ин набзи маро бигиру қорура бубин».
Гуфто: «Бод асту бо ҷунун гашта қарин»,
Гуфтам: « Ҳала, то бод чунин, бод чунин».

1499
Худ, ҳоли диле бувад, парешонтар аз ин?!
Ё воқеае бесарусомонтар аз ин?!
Андар олам, кӣ дид меҳнатзадае,
Саргаштайи рӯзгору ҳайронтар аз ин?!

1500
Рав, дард гузин, дард гузин, дард гузин,
Зеро ки раҳи чора надорам ҷуз аз ин.
Дилтанг машав, ки нестат рахт қарин,
Чун дард набошадат, бад-он бош ҳазин.

1501
Гар муштоқӣ, ба пеши муштоқ нишин,
Рӯзу шаб, дар ҳалқаи ушшоқ нишин.
Он гоҳ чу ин ҳалқарабойӣ кардӣ,
Аз халқ гузар кун бари халлоқ нишин.

1502
Имрӯз мăрост рӯзи майдон, манишин,
Метоз чу гӯй пеши чавгон, манишин.
Мардӣ бинамову ҳамчу ҳайрон манишин,
Имрӯз қиёмат аст, эй ҷон, манишин.

1503
Гуфтам, ки: «Бар ҳариф ғамгин манишин,
Ҷуз паҳлӯйи хушдилони ширин манишин.
Дар боғ даромадӣ, сӯйи хор марав,
Ҷуз бо гулу ёсамину насрин манишин».

1504
Мо коҳилакони ишқу паҳлӯ ба замин,
Кардаст заминро карамаш маркабу зин.
То мебарад ин хуфтагаконро дар хоб,
Асҳобулкаҳф то сӯйи аллайин.

1505
Гар кам расадам вазифайи васлати ӯ,
Аз ноз бувад, набошад аз қиллати ӯ.
В-он гаҳ гӯяд: «Ҳар чӣ бихӯрдӣ яхнист»,
Ман бандаи он ишваю он ҳилати ӯ.

1506
Турке, ки дилам шод кунад хандаи ӯ,
Дорад ба ғамам зулфи парокандаи ӯ.
Бистад зи ман ӯ хате ба озодии хеш,

В-овард хате, ки ман шудам бандаи ӯ.

1507
Аз ганҷи қадам шудем вайронаи ӯ
З-афсонаи ӯ шудем афсонаи ӯ.
Оваҳ, зи паймону зи паймонаи ӯ,
Кас хонаи худ надонад аз хонаи ӯ.

1508
Он шоҳ, ки ҳаст ақл девонаи ӯ,
В-аз ишқ дилам шудаст ҳамхонаи ӯ.
Парвона фиристод, ки ман з-они туам,
Сад шамъ ба нур шуд зи парвонаи ӯ.

1509
Сад дод ҳамерасад зи бедодии ӯ,
Дар ваҳм чӣ гуна оварам шодии ӯ?!
Аз бандагӣ сарв чу озодӣ ёфт,
Гул ҷомаи худ дарид, з-озодии ӯ.

1510
Гуфтам рӯзе, ки: «Ман ба ҷонам бо ту,
Дигар нашудам, буто, ҳамонам бо ту».
Лекин донам, ки ҳарчӣ бозам, бибарӣ,
З-он мебозам, ки то бимонам бо ту».

1511
Умрам ба канор зад, каноре бо ту,
Чун умр гузаштанист, боре бо ту.
Не, не, ғалатам, кай гузарад бе шаҳи умр?!
Он умр, ки ёфт ӯ, гузоре бо ту.

1512
Хоҳӣ, ки муқиму хуш шавӣ бо мо ту,
Аз сар бинеҳ он васвасаву ғавғо ту.
Он гаҳ, ки чунон шавӣ, ки будӣ бо ман,
Он гоҳ чунон шавам, ки будам бо ту.

1513
Эй аз дилу ҷон латифтар қолаби ту,
Бисёр раҳ аст аз шакар то лаби ту.
Умрест, ки Офтобу Моҳ мегардад,
Рӯзону шабон дар орзӯи шаби ту.

1514
Лаб боз намешавад маро бе лаби ту,
Бунёди сухан ҳеч мабо(д) бе лаби ту.
Бастаст Худо дари дилам бе лаби ту,
Гуфтаст маро: «Лаб магушо, бе лаби ту».

1515
Дарҳо ҳама бастаанд, илло дари ту,
То раҳ набарад ғариб, илло бари ту.
Эй дар караму иззату нурафшонӣ,
Хуршеду маҳу ситораҳо чокари ту.

1516
Дар чарх нагунҷад, он ки шуд лоғари ту,
Ҷон чокари он касе, ки шуд чокари ту.
Ангуштгазон даромадаш аз дари ту,
Ангуштгазон бурун шудам аз бари ту.

1517
Дил дар ту гумони бад барад дур аз ту,
Он низ зи заъфи худ барад дур аз ту.
Талхӣ ба даҳони ҳар дили сафройӣ,
Худ бар ту шакар ҳасад барад дур аз ту.

1518
Сарриштайи шодияст хаёли хуши ту,
Сармояи гармист, маҳо, оташи ту.
То дар дили ман хаёли рӯи ту намуд,
Ё раб, чӣ хуш аст он рухи маҳваши ту!

1519
Сарриштайи шодист ҳавои хуши ту,
Сармояи гармист, маҳо, оташи ту.
Ҳар гоҳ ки хушдиле сири худ бикшояд,
Ромаш кунад он зулфи хуши саркаши ту.

1520
Аз ҷон бишунидаам навойи ғами ту,
Не, худ ҷонҳост зарраҳойи ғами ту.
Он суратҳо, ки дар дарун метобад,
Тобанд зи равшани ҳавойи ғами ту.

1521
З-он дам, ки шунидаам навойи ғами ту,
Рақсон шудаам чу зарраҳойи ғами ту.
Аз рӯшании ҳавои ту зарра аён,
Берун зи ҳавост ин ҳавойи ғами ту.

1522
Дар ҷон бишунидаам ҳавойи ғами ту,
Не, худ ҷонҳост зарраҳойи ғами ту.
Ин суратҳо, ки дар дарун метобад,
Тобанд зи рӯшани ҳавойи ғами ту.

1523
Дар тахтаи дил, ки ман нигаҳбонаму ту,

Хатте бинабиштайӣ, ки ман хонаму ту.
Гуфтӣ, ки: «Бигӯямат чу ман монаму ту»,
Ин низ аз он аст, ки ман донаму ту.

1524
Дар асл яке будаст ҷони ману ту,
Пайдойи ману туву ниҳони ману ту.
Хомӣ бошад, ки гӯйӣ: «Они ману ту»,
Бархост ману ту аз миёни ману ту.

1525
Дар асл яке будаст ҷони ману ту,
Пайдойи ману туву ниҳони ману ту.
Худ аз пайи фаҳм гуфтам: «Они ману ту»,
Чун нест ману ту, дар миёни ману ту.

1526
Эй ҷону ҷаҳон, ҷону ҷаҳон бандайи ту,
Ширин шуда олам зи шакархандайи ту.
Сад қарн гузашту осмон низ надид,
Дар гардиши рӯзгор монандайи ту.

1527
Ман бандайи ту, бандаи ту, бандайи ту,
Ман бандайи он раҳмати хандидайи ту.
Эй оби ҳаёт, ки зи марг андешад?
Он кас, ки чу Хизр гашт, ӯ зиндайи ту.

1528
Гар рашк барад набот бар хандайи ту
В-ар гардад шоҳу паҳлавон бандайи ту.
Чун қиблайи ту ҷефаи дунё омад,
Мурдӣ туву мардумони кӯс гандаи ту.

1529
Эй кардайи пиндор писандидайи ту,
В-эй ваҳми худӣ дар дили шӯридайи ту.
Ҳечӣ туву ҳечро чунин, чун гавҳар,
Беҳ з-ин натавон нишонд дар дидайи ту.

1530
Мо чорайи оламему бечорайи ту,
Мо нозири рӯҳу рӯҳ наззорайи ту.
Хуршед ба гарди хок сайёрайи ту,
Маҳ пора шуда зи ишқи маҳпораи ту.

1531
Доруи малулӣ руху рухсорайи ту
В-он наргиси махмурайи хаммораи ту.
Чандон намак аст дар ту, донӣ пайи чист?

Аз баҳри ситезаи ҷигархорайи ту.

1532
Пирӯзи ҷаҳон, ғуломи пирӯзайи ту,
Занбили ҷаҳон, гадойи дарюзайи ту.
Сад сол фалак хидмати хоки ту кунад,
Нагзорда бошад ҳаққи якрӯзаи ту.

1533
Эй чархи фалак, пояи пирӯзии ту
Занбили ҷаҳон гадои дарюзаи ту.
Сад сол фалак хидмати хоки ту кунад,
Нагзорда бошад ҳақи якрӯзайи ту.

1534
Он шахс, ки рашк бурд бар хомайи ту,
То рашк барад бар дили худкомайи ту.
Ё рашк барад бар он рухи фаррухи ту,
Ё бар кору фарру рӯҳи алломайи ту.

1535
Гуфтам, ки: «Куҷо бувад буто, хонайи ту?»
Гуфто, ки: «Дили хароби вайронайи ту».
Ман Хуршедам, даруни вайрона равам?
Эй маст, хароб бод кошонайи ту!

1536
Чун пок шавад аз худи ту, синайи ту,
Худбин гардӣ зи ёри деринайи ту.
Бе ойина рӯйи хеш натвонӣ дид,
Дар ёр нигар, ки ӯст ойинайи ту.

1537
Эй моҳ, чу абр бас гиристам бе ту,
Дар маҳ ба нишот, нангаристам бе ту.
Бархостам аз ҷон чу нишастам бе ту
В-аз шарм бимурдам, чу нарастам бе ту.

1538
Аз шарм бимурдам, ки нарастам бе ту,
Бархостам аз ҷон чу нишастам бе ту.
Аз дасти фироқи ту наҷастам бе ту,
В-аз дасти фироқ хун гиристам бе ту.

1539
Савганди бадон рӯйи туву ҳастии ту,
Гар медонам беҳ аз ту ин пастйи ту.
Мастиву тиҳидасти-т овард ба ман,
Ман бандайи мастиву тиҳидастии ту.

1540
Эй дил, гар аз ин ҳадис огоҳӣ ту,
Ин тафриқаи хеш чӣ мехоҳӣ ту?
Як лаҳза, ки аз ҳузур ғойиб гардӣ,
Он лаҳза бидон, ки мушрики роҳӣ ту.

1541
Дар кӯйи хаёл худ чӣ мепӯйӣ ту
В-ин дида ба хуни дил чӣ мешӯйӣ ту?!
Аз фарқи сарат то ба қадам ҳақ дорад,
Эй бехабар, аз хеш чӣ меҷӯйӣ ту?!

1542
Рашк оядам аз шонаву санг, эй дилҷӯ,
То бо ту чаро равад ба гармо ба фурӯ.
Он дар сари зулфи ту чаро овезад?!
В-ин дар кафи пойи ту чаро молад рӯ?!

1543
Бар оташи чун дег ту худро меҷӯ,
Меҷӯш ту худ ба худ, марав ту ҳарсӯ.
Мақсуди ту гавҳар аст, биштобу биҷӯ,
З-ӯ ҷӯш кунӣ, пас бишӯй гавҳар з-ӯ.

1544
Эй баста ту хоби мо ба чашми ҷоду,
Он оби ҳасту нуқлу бехобон ку?
Кай бинам об, чу манам ғарқи ҷӯ?
Худ об гирифтааст маро ҳар шаш сӯ.

1545
Эй об, аз ин дидайи бехоб бирав,
В-эй оташ, аз ин синайи пуртоб бирав.
В-эй ҷон, чу танӣ, ки масканат буд, намонд,
Беобии худ маҷӯй, бар об бирав.

1546
Эй дил, агарат тоқати ғам нест, бирав,
Овозайи ишқ чун ту кам нест, бирав.
Эй ҷон, ту биё, агар нахоҳӣ тарсид,
Гар метарсӣ, кори ту ҳам нест, бирав.

1547
Эй соқии ҷон, бар ин хушовоз бирав,
Сози азалист, ҳам бар ин соз бирав.
Эй боз, чу табли бози ӯ бишнидӣ,
Шаҳ мунтазири туст, ба сагбоз бирав.

1548
Ишқ аст, ки кимиёи шарқ аст дар ӯ,

Абрест, ки сад ҳазор барқ аст дар ӯ.
Дар ботини ман зи фарри ӯ дарёест,
К-ин ҷумлаи коинот ғарқ аст дар ӯ.

1549
Ҳарчанд ки қадди бебадал дорад сарв,
Пеши қади ёрам чӣ маҳал дорад сарв?
Гаҳ-гаҳ гӯяд, ки: «Қадди ман чун қади ӯст»,
Ё раб, чӣ димоғ бо халал дорад савр!

1550
Эй ҷон, эй ҷон, ба ҳаққи эҳсон-т, марав,
Мастам-мастам зи шири пистон-т, марав.
Андар қафас, шакар маяфшону марав,
Эй тӯтии ҷон, з-ин шакаристон-т, марав!

1551
Гаҳ дар дили мо нишин чу асрор, марав,
Гаҳ бар сари мо нишин чу дастор, марав.
Гуфтӣ, ки: «Чу дилзудӣ равам, зуд оям»,
Ишва мадеҳ, эй дилбари айёр, марав.

1552
Гар ҷумла бирафтанд, нигоро, ту марав,
Эй мӯнису ғамгусор моро, ту марав.
Пур мекуну май деҳу ҳаме ханд чу қанд,
Эй соқии хуби оламоро, ту марав.

1553
Мастам зи ду лаъли шакарат, эй маҳрӯ,
Пастам зи қади санавбарат, эй маҳрӯ.
Рӯям чу зар аст дар ғами симбарат,
В-аз даст мадеҳ ту ин зарат, эй маҳрӯ!

1554
Гар ошиқи ишқи мо шудӣ, эй маҳрӯ,
Берун шав аз ин шаш ҷиҳат ту бар ту.
Даррав ту дар ин ишқ, агар ҷӯёии,
Дар баҳри дил о, чӣ бошӣ андар лаби ҷӯ?

1555
Марде, ёро, ки бӯйи фақр ояд аз ӯ,
Донанд фақирон, ки чиҳо зояд аз ӯ.
Валлаҳ, ки самову ҳар чӣ дар кулли самост,
Ёбанд насибу ҳар чӣ мебояд аз ӯ.

1556
Он кас, ки ҳамеша бо дили дардам аз ӯ,
Бо синаи решу бо рухи зардам аз ӯ.
Имрӯз ба ноз ӯ баре бар ман зад,

Алминнатиллаҳ, ки баре хӯрдам аз ӯ.

1557
Он лоларухе, ки бо рухи зардам аз ӯ,
В-он доруйи дарде, ки ҳама дардам аз ӯ.
Як рӯз ба бозор баре бар ман зад,
Бовар накунад кас, ки баре хӯрдам аз ӯ.

1558
Он раҳзани дил, ки пойкӯбонам аз ӯ,
Чун ойинаи хаёли хубонам аз ӯ.
Ҷонест, ки чун дастзанон меояд,
Ё раб, ё раб, чӣ мешавад ҷонам аз ӯ?

1559
Эй ишрати наздик, зи мо дур машав,
В-аз маҷлиси мо малулу маҳҷур машав.
Ангури адам будӣ, шаробат карданд,
Вопас марав, эй шароб, ангур машав.

1560
Гар оқилу олимӣ, ба ишқ аблаҳ шав,
В-ар моҳи фалак туйӣ, чу хоки раҳ шав.
Бо неку баду пиру ҷавон яктаҳ шав,
Фарзину пиёда бош, он гаҳ шаҳ шав.

1561
Гар ҳеч туро майл сӯйи мост, бигӯ,
В-арна ки раҳи ошиқу танҳост, бигӯ.
Гар ҳеч маро дар дили ту ҷост, бигӯ?
Гар ҳаст бигӯ, нест бигӯ, рост бигӯ.

1562
Монанди туам дар ду ҷаҳон кист? Бигӯ!
В-он кист, ки бе умеди ту зист? Бигӯ!
«Ман бад кунаму ту бад мукофот кунӣ,
Пас фарқ миёни ману ту чист, бигӯ?!»

1563
Эй ҷону ҷаҳон, ҷуз ту касе кист? Бигӯ?
Бе ҷону ҷаҳон ҳеч касе зист? Бигӯ?
«Ман бад кунаму ту бад мукофот кунӣ,
Пас фарқ миёни ману ту чист? Бигӯ?!

1564
Эй ҷону ҷаҳон, ҷуз ту касе кист? Бигӯ?
Бе ҷону ҷаҳон ҳеч касе зист? Бигӯ?
«Ман бад кунаму ту бад мукофот кунӣ,
Пас фарқ миёни ману ту чист? Бигӯ?!

1565
Эй орифи гӯянда, навое баргӯ,
Ё қавли дуруст, ё хатое баргӯ.
Дарҳои гулистону чаманро бикшо,
Чун булбули маст, з-ошнойӣ, баргӯ.

1566
номаҳрам ҳадиси асрор магӯ,
Бо мардудон ҳикояти ёр магӯ.
Бо мардуми ағёр, чу ағёр магӯ,
Бо уштури хорхор ҷуз хор магӯ.

1567
Ҳон, эй тани хокӣ, сухан аз хок магӯ,
Ҷуз қиссаи он ойинаи пок магӯ.
Аз холиқи афлок дарунат сифатест,
Ҷуз аз сифати холиқи афлок магӯ.

1568
Фарзонайи ишқро ту девона магӯ,
Ҳамхирқайи рӯҳро ту бегона магӯ.
Дарёйи муҳитро ту парвона магӯ,
Ӯ донад номи худ, ту афсона магӯ.

1569
Эй мушфиқи фарзанд, ду байте мегӯ,
Ҳардам ҷиҳати панд ду байте мегӯ.
Дар фурқату пайванд ду байте мегӯ,
Дар айни ғазал, чанд дубайтӣ мегӯ.

1570
Гир, эй дили ман, инони он шоҳаншоҳ,
Имшаб бари мо қунуқ шав, эй рӯйи чу моҳ.
В-ар гӯяд: «Фардо», машнав, зуд бигӯ:
«Ло ҳавла вало қуввата илло биллоҳ».

1571
Дар бандагият ҳалқабагӯшам, эй шоҳ,
Дар чокарият ба ҷон бикӯшам, эй шоҳ.
Дар хидмати ту чу соя ман пеш равам,
Ту шериву ман сиёҳгӯшам, эй шоҳ.

1572
То рӯйи туро бидидам эй бут, ногоҳ,
Саргашта шудам зи ишқу гум кардам роҳ.
Рӯзе бинӣ, дар ғами ишқат, эй моҳ,
Гӯянд басири фалон, ки инноиллоҳ.

1573
Ман мегӯям, ки: «Гашт бегоҳ, эй моҳ»,

Мегӯяд: «Моҳ, в-онгаҳоне бегоҳ!
Моҳе, ки зи хуршед агар баргардад,
Дарҳол шавад ҳамчу шаби тира сиёҳ».

1574
Дар роҳи ягонагӣ чӣ тоат, чӣ гуноҳ,
Дар кӯйи харобам чӣ дарвеш, чӣ шоҳ.
Рухсори қаландарӣ, чӣ равшан, чӣ сиёҳ,
Бар кунгураи арш, чӣ хуршед, чӣ моҳ.

1575
Эй маҳ, ту кафоратӣ зи ҳар гуна гуноҳ,
На, худ расани Юсуфи ҷонӣ аз чоҳ.
На, балки қаловузи биҳиштӣ дар роҳ,
Мифтоҳи ҳазор офтобӣ, эй моҳ.

1576
Дар ишқ хулосаи ҷунун аз ман хоҳ,
Ҷон рафтаву ақли сарнагун, аз ман хоҳ.
Сад воқеайи рӯзфузун аз ман хоҳ,
Сад бодия пуроташи хун аз ман хоҳ.

1577
Ту тавба макун, ки ман шикастам тавба,
Ҳаргиз н-ояд зи ҷони мастам тавба.
Сад бору ҳазор бор бастам тавба,
Хун мегиряд, зи дасти дастам тавба.

1578
Чархам гӯяд, ки: «Эй чу ман саргашта»,
Саргашта ваясту он-к аз ӯ бисришта.
Саргашта набошад, он-к он сар дорад,
К-аз вай ёбад ҳар фалаке сарришта.

1579
Он дам, ки расӣ ба гавҳари носуфта,
Сарҳо ба ҳам овардаву сирҳо гуфта.
Каҳдони ҷаҳон зи бод шуд ошуфта,
Бар ту, ба ҷаве, чу маст бошӣ хуфта.

1580
Мехӯрдам бода бо бути ошуфта,
Хобам бубарад, ҳоли дилногуфта.
Бедор шудам зи хоб, масте дидам,
Дилбар шуда, шамъ мурда, соқӣ хуфта.

1581
Эй ҷон, ту бар муқассарон ошуфта,
Ҳам ҷони ту узри ҷони эшон гуфта.
Тӯфони бало, агар бигирад олам,

Бар ман ба ду ҷав чу маст бошам хуфта.

1582
Эй хоб, маро баставу мадфун карда,
Шаброву маро хираву Маҷнун карда.
Ҷонро ба фусун гарм аз сар бурда,
Дилро ба ситам зи хона берун карда.

1583
Эй кӯронро ба лутф, раҳбин карда,
Эй габронро пешрави дин карда.
Дарвешонро ба мулк Хусрав карда,
Эй Хусравро бибурда Ширин карда.

1584
Эй дар талаби гиреҳкушойӣ мурда,
Аз васл бизода, дар ҷудойӣ мурда.
Эй бар лаби баҳр ташна дар хоб шуда
В-эй бар сари ганҷ аз гадойӣ мурда.

1585
Эй бар намаки ту халқ ноне бизада,
Бар маркаби ту доғу нишоне бизада.
Ҳайф аст, ки сӯйи кон равад он бар сим,
Пинҳон чун ҷону бар ҷаҳоне назада.

1586
Ё раб, ту яке ёри ҷафокораш деҳ,
Як дилбари бадхӯйи ҷигархораш деҳ.
То бишносад, ки ошиқон дар чӣ ғаманд,
Ишқаш деҳу ишқаш деҳу бисёраш деҳ.

1587
Фаслест чу фасли дӯст фархунда шуда,
В-аз мурдани тан чароғи дил зинда шуда.
Аз хандайи барқ абр дар гиря шуда,
В-аз гиряи абр боғ дар ханда шуда.

1588
Эй дӯст, маро дамдама бисёр мадеҳ,
К-ин дамдама мехӯрад зи ман ҳар гоҳу меҳ.
Ҷону сари ту, ки дам кунам пеши ту зеҳ,
К-аз дамдамаи гарм кунам об гиреҳ.

1589
Ё раб, ту маро ба нафси танноз мадеҳ,
Бо ҳарчӣ ҷуз аз туст, маро соз мадеҳ.
Ман дар ту ҳамегурезам аз фитнаи хеш,
Ман они туам, маро ба ман боз мадеҳ.

1590
Эй рӯзи аласт мулку давлат ронда,
Эй банда, туро чу «Қулҳуваллоҳ» хонда.
Чун рӯшании рӯз даро аз дари ман,
Бин, гардани ман ба сӯйи дар каж монда.

1591
Эй он-к ба ҷони ин ҷаҳонӣ зинда,
Шармат бодо, чаро чунонӣ зинда?
Бе ишқ мабош, то набошӣ мурда,
Дар ишқ бимир, то бимонӣ зинда.

1592
Эй сарв зи қомати ту қад дуздида,
Гул пеши рухи ту пираҳан бидрида.
Бардор яке ойина аз баҳри худой,
То ҳамчу худӣ шунидайӣ ё дида?

1593
Дӣ аз сари савдойи ту ман шӯрида,
Рафтам ба чаман, ҷома чу гул бидрида.
Аз ҷумла хушиҳойи баҳорам бе ту
Ҷуз оби равон наёмад андар дида.

1594
Се чиз зи ман бибурдайӣ бигзида:
Сабр аз дилу ранг аз руху хоб аз дида.
Чобукдастӣ, ки дасту бозу-т дуруст,
Тасвири уқул чун ту нозойида.

1595
Ганҷест ниҳона дар замин пӯшида,
Аз миллати куфру аҳли дин пӯшида.
Дидем, ки ишқ аст яқин пӯшида,
Гаштем бараҳна аз чунин пӯшида.

1596
Эй порсиву тозии ту пӯшида,
Ҷон дида қадаҳ, шароб нонӯшида.
Дарё бояд, зи фазли ҳақ ҷӯшида,
Пайдо бошад кифояти кӯшида.

1597
Эй беадабона ман зи ту нолида,
Ғайрат бишнида, гӯши ман молида.
Ҷое биравам, нола кунам, дуздида,
Он ҷо, ки на дил бӯй барад, не дида.

1598
Эй бо ту ҷаҳон зарифу шодӣ бора,

Ту ҷамъи шодийиву мо сепора.
Танҳо хуршед он диҳад оламро,
К-онро надиҳад маҳу ҳазор истора.

1599
Гуфтам: «Чӣ кунам?» Гуфт, ки: «Эй бечора»,
Ҷумла чӣ кунам? Бисоз аз якбора.
В-ар худ чӣ кунам зиён шавӣ, овора,
Он ҷо биравӣ, ки будайӣ ҳамвора?

1600
Боз омад ёр бо дили чун хора,
В-аз хорайи ӯ ин дили ман сад пора.
Дар маҷлис ман будаму ишқаш, чун чанг,
Андар зад чанг дар мани бечора.

1601
Бифрӯхт маро ёр ба як даста тара,
Бошад, ки маро вохӯрад он ёри сара.
Некӯ масале задаст соҳибшаҷара,
Арзон бифурӯшад, он ки арзон бихара.

1602
Мо мардонем, шиста бар танги дара,
Моем, ки гургу шер бар мо гузара.
Бо фақру сафо ба ҳам даромехтаем,
Чун даргаҳи иртизоъ он мешу бара.

1603
Рӯйи ту намоз омаду чашмат рӯза
В-ин ҳарду кунанд аз лабат дарюза.
Ҷурме кардам, магар, ки ман маст будам,
Оби ту бихӯрдаму шикастам кӯза.

1604
Монандаи занбил бигир ин рӯза,
То рӯза кунад туро зи ҳақ дарюза.
Оби ҳайвон хунук кунад дилсӯза,
Ин рӯза чу кӯза аст, машкан кӯза.

1605
Ҳин навбати сабр омаду моҳи рӯза,
Рӯзӣ ду магӯ, зи косаву аз кӯза.
Бар хони фалак кард пайи дарюза,
То пунбаи ҷон боз раҳад аз ғӯза.

1606
Соҳибназарон росту таҳайюрпеша,
Мар кӯронро тафаккуру андеша.
Сад шохи хуш аз ғайб гулафшон бар ту,

Бар шохи ризо чӣ мезанӣ ту теша?

1607
Ҷонест, ғизойи ӯ ғаму андеша,
Ҷони дигар аст ҳамчу шери беша.
Андеша чу теша аст газофа мандеш,
Ҳон, то назанӣ ту пойи худ бар теша.

1608
Омад бари ман хаёли ҷонон зи пагаҳ,
Дар каф қадаҳи бода, ки бистон зи пагоҳ.
Даркаш ин ҷом то ба поён зи пагоҳ,
Сармаст даро миёни мастон, зи пагаҳ.

1609
Бегоҳ шуду дил нараҳид аз нола,
Рӯзе, натавон гуфт ғами садсола.
Эй ҷону ҷаҳон, ғуссаи бегоҳ шудан,
Он кас донад, ки гум шудаш гусола.

1610
Бурдӣ дили ман, аё бути худкома,
Хастиву ҳазор бор кард он лома.
Дилро ба ҳазор ҳила ман боз хӯрам,
Як бор диҳанд бадрӯзии бад ҷома.

1611
Оне ки вуҷуду адамат ӯст ҳама,
Сармояи шодиву ғамат ӯст ҳама.
Ту дида надорӣ, ки бад-ӯ дарнигарӣ
В-ар не, зи сарат то қадамат ӯст ҳама.

1612
Ҳарчанд дар ин парда асиред ҳама,
З-ин парда бурун равед, амиред ҳама.
Он оби ҳаёт халқро мегӯяд:
«Бар соҳили ҷӯйи мо бимиред ҳама».

1613
Бозичайи қудрати худоем ҳама,
Ӯрост тавонгарӣ, гадоем ҳама.
Бар якдигар ин зиёдие ҷустан чист?!
Охир зи дари яке сароем ҳама.

1614
Ҳам ойинаем, ҳам лиқоем ҳама,
Сармасти пиёлайи бақоем ҳама.
Ҳам дафъи ранҷу ҳам шифоем ҳама,
Ҳам оби ҳаёт, ҳам сақоем ҳама.

1615
Ту обиву мо ҷумла гиёем ҳама,
Ту шоҳиву мо ҷумла гадоем ҳама.
Гӯянда туйиву мо садоем ҳама,
Ҷӯянда туйӣ, чаро наем ҳама?!

1616
Донӣ, шаб чист? Бишнав, эй фарзона:
“Хилватгаҳи ошиқон зи ҳар бегона.
Хоса имшаб, ки ҳаст маҳ ҳамхона,
Ман мастаму маҳ ошиқу шаб девона”.

1617
Бегона шавӣ зи сӯҳбати бегона,
Бишнав сухани рост аз ин девона:
Сад хона пур аз шаҳд кунӣ, чун занбӯр,
Гар з-он-к ҷудо кунӣ аз эшон хона.

1618
Гуфтам, ки: «Туйи маю манам паймона,
Ман мурдааму ту ҷониву ҷонона.
Акнун бигушо дари вафо». Гуфт: «Хамӯш!
Девона касе раҳо кунад дар хона?!»

1619
Гуфтам, ки: «Зи ишқат шудаам девона,
Занҷири туро ба хоб бинам ё на?»
Гуфто, ки: «Хамӯш! Чанд аз ин афсона?!».
Девонаву хоб ҳа-ҳайи фарзона.

1620
Зулфи ту, ки як рӯзам аз ӯ равшан на,
Бо хоки дар оварад сару бо ман на.
Бо ҳар-ч дарорад сар, аз ӯ зинда шавад,
К-он ҷо ҳама ҷон аст саросар, тан на.

1621
Он кас, ки зи даст шуд, бирав, даст манеҳ,
Аз бода чу нест шуд, туш ҳаст, манеҳ.
Занҷир даридан бар мурдон саҳл аст,
Ҳар занҷире бар шутури маст манеҳ.

1622
Майдон фароху марди майдоне на,
Аҳволи ҷаҳон чунон-к медонӣ, на!
Зоҳирҳошон бо авлиё монад, лек,
Дар ботиншон бӯйи мусалмонӣ, на!

1623
Бархезу ба назди он накӯном дарой,

Дар сӯҳбати он ёри дилором дарой.
З-ин дом бурун ҷаҳу дар он дом дарой,
Аз дар агарат биронад, аз бом дарой.

1624
Маҳ душ ба болини ту омад ба сар ой,
Гуфтам, ки: «Зи ғайраташ бикӯбам сару пой».
Маҳ кист, ки ӯ бо ту нишинад як ҷой?
Шабгарду ҷаҳондидаву ангуштнамой.

1625
Эй он-к маро ба лутф бинвохтайӣ,
Дар дафъ кунун баҳонае сохтайӣ.
Гар бо ҳамагон ишқ чунин бохтайӣ,
Пас, қимати ҳеҷ дӯст нашнохтайӣ!

1626
Лутфе ки маро шабона бинвохтайӣ,
Имрӯз чу зулфи худ пас андохтайӣ.
Чашми ту зи ту масту ман аз чашми ту маст,
З-он маст бад-ин маст напардохтайӣ.

1627
Эй он ки рухат чу оташ афрӯхтайӣ,
То кай сӯзӣ, ки сад раҳам сӯхтайӣ?!
Гӯӣ: «Ба раҳам чашм чӣ бардӯхтайӣ?!»
Не, не, ту маро чунин наёмӯхтайӣ.

1628
Эй хуршедӣ, ки чеҳра афрӯхтайӣ,
Аз партави он камол омӯхтайӣ.
Ин ҷумлаи ахтарон, ки афрӯхтайӣ,
Ту бештарӣ, ки бештар сӯхтайӣ.

1629
Имрӯз биё, ки сахт оростайӣ,
Гӯё зи миёни ҳусн бархостайӣ.
Бар чарх барову моҳро гӯш бимол,
Дар боғ даро, ки сарви перостайӣ.

1630
Ҷонам, зи тараб чун шакар анбоштайӣ,
Чун барг, ки андар шакарам доштайӣ.
Имрӯз маро ханда фурӯ мегирад,
То дар даҳанам чи хандаҳо коштайӣ.

1631
Эй дӯст, ки дил зи дӯст бардоштайӣ,
Некӯст, ки дил зи дӯст бардоштайӣ.
Аз шодиҳо ҳаме нагунҷад душман,

Дар пӯст, ки дил зи дӯст бардоштайӣ.

1632
Ин нест раҳи васл, ки пиндоштайӣ,
Ин нест ҷаҳони ҷон, ки бигзоштайӣ.
Он чашма, ки Хизр хӯрад аз ӯ оби ҳаёт,
Андар раҳи туст, лекин анбоштайӣ.

1633
Эй он ки ту бар фалак ватан доштайӣ,
Худро зи ҷаҳони пок пиндоштайӣ.
Бар хок ту нақши хеш бигзоштайӣ,
В-он чиз, ки асли туст, бигзоштайӣ.

1634
Эй он ки ту бар фалак ватан доштайӣ,
Худро зи ҷаҳони пок пиндоштайӣ.
Бар хок ту нақши хеш бигзоштайӣ,
В-он чиз, ки асли туст, бигзоштайӣ.

1635
Ту механдӣ, баҳонае ёфтайӣ,
Дар хонаи худ дому дағал бохтайӣ.
Эй чашм фароз карда чун мазлумон,
Дар ҳиллаву макр мӯй бишкофтаӣ.

1636
Эй он-к ҳарифи бозии мо будайӣ,
Ин маҷлиси ҷон аст, чаро тан задайӣ?!
Чун савсану сарв аз ғам озод будӣ,
Бандаи ғам аз он шудӣ, ки хоҷа шудайӣ.

1637
Эй ишрати нестгашта, ҳастак шудайӣ
В-эй зоҳиди пир, бутпарастак шудайӣ.
Ғам нест, агарчӣ тангдастак шудайӣ,
Аз кӯзаи сар фарохмастак шудайӣ.

1638
Эй он-к ту ҷони бандаро ҷон шудайӣ
Дар зулмати куфр шамъи имон шудайӣ.
Андар дили ман таронагӯён шудайӣ
В-андар сари ман чу бода рақсон шудайӣ.

1639
Имрӯз надонам ба чӣ даст омадайӣ,
К-аз авали бомдод маст омадайӣ.
Гар хуни дилам хӯрӣ, зи дастат надиҳам,
Зеро ки ба хуни дил ба даст омадайӣ.

1640
Хуш-хуш санамо, тозарухон омадайӣ,
Хандон ба ду лаб, лаългазон омадайӣ.
Он рӯз дилам зи сина бурдӣ, бас нест,
К-имрӯз дигар ба қасди ҷон омадаӣ?!

1641
Гар бо ҳамайӣ, чу бо манӣ, бе ҳамайӣ,
В-ар бе ҳамайӣ, чу бо манӣ, бо ҳамайӣ.
Дар банди ҳама мабош, ту худ ҳама бош,
Он дамдорӣ, ки сахраи дамдамайӣ.

1642
Бе оташи ишқи ту нахӯрдам обе,
Бе нақши хаёли ту надидам хобе.
Дар оби ту, к-ӯст чун шароби нобе,
Меноламу мегардам, чу дӯлобе.

1643
Эй дар дили ҳар касе, зи меҳрат тобе,
В-эй аз ту тазарруъе, ба ҳар меҳробе.
Ҷовид шабе бояду хуш маҳтобе,
То бо ту ғаме гӯям, аз ҳар бобе.

1644
Як шафтолу аз он лаби ғаннобе,
Пур кард ҷаҳон зи бӯи себу обе.
Ҳам пардайи шаб дариду ҳам пардайи рӯз,
Аз ишқ рухи хеш, зиҳӣ беобӣ.

1645
Худро чу даме зи ёр маҳрам ёбӣ,
Дар умр насиби хеш он дам ёбӣ.
Зинҳор, ки зоеъ накунӣ он дамро,
Зеро ки чунон даме дигар кам ёбӣ.

1646
Эй сар, сабаб андар сабаб, андар сababӣ,
В-эй тан, аҷаб, андар аҷаб, андар аҷабӣ.
В-эй дил, талаб андар талаб, андар талабӣ,
В-эй ҷон, тараб андар тараб, андар тарабӣ.

1647
Эй бар сари раҳ нишаста, раҳ металабӣ,
Дар хирмани маҳ фитода, маҳ металабӣ.
Дар чоҳи занахдон чунон Юсуфи ҳусн,
Худ далв тӯйӣ, Юсуфи чаҳ металабӣ?!

1648
Гар ту накунӣ салом моро дар пай,

Чун ҷумла ништеву саломе, чун май.
Чӯпони ҷаҳониву имони ҷонҳо,
Дафъи гурге гар накунӣ ҳай, ҳай, ҳай.

1649
Рафтам бари ёр аз сари сардастӣ,
Гуфто: «Зи дарам бирав, ки ин дам мастӣ».
Гуфтам: «Бигушой дар, ки ман маст наям»,
Гуфто, ки: «Бирав, чунон-к ҳастӣ, ҳастӣ».

1650
Дилбар чу барад ба сӯйи соғар дасте,
Аз ҳар адаме бар ӯ ҷаҳад сармастӣ.
Чун бӯйи шароб инчунин фитна кунад,
Бингар, чӣ шудӣ, гар ба шароб пайвастӣ?

1651
Чашми ту ба ҳар ғамза бисӯзад мастӣ,
К-аз дилбандӣ ҳазор хун кардастӣ.
Аз пой даромад дилу дил пой надошт,
Аз дасти касе, ки ӯ надорад дасте.

1652
Ҳамсоягии маст физояд мастӣ,
Чун маст шавӣ, боз раҳӣ аз мастӣ.
Дар дастаи мардон чу нишастӣ, растӣ,
Бар бода занӣ, з-обу оташ растӣ.

1653
Устод маро бигуфтам андар мастӣ:
К-«Огоҳам кун зи нестиву ҳастӣ».
Ӯ дод маро ҷавоб, гуфто, ки: «Бирав,
Ранҷа ту зи халқ дур дор, вар, растӣ».

1654
Ту сер шудӣ, ман нашудам з-ин мастӣ,
Ман нест шудам, ту он чӣ ҳастӣ, ҳастӣ.
То об зи нови осиё мерезад,
Мегардад санг, мезиҳад дар пастӣ.

1655
Гуфтам, ки: «Кадом аст, тариқи ҳастӣ?»
Дил гуфт: «Тариқи ҳастӣ, андар пастӣ».
Пас гуфтам: «Дил чаро зи пастӣ бирамад?»
Гуфто: «З-он рӯ, ки дар ин дар бастӣ».

1656
Бар гулшани ёрам гузарат боястӣ,
Бар чеҳраи ӯ як назарат боястӣ.
Дар бехабарӣ гӯй зи майдон бурдӣ,

Аз бехабариҳо хабарат боястӣ.

1657
Чандон гуфтӣ, ки аз баён бигзаштӣ,
Чандон гаштӣ ба гирди он, к-он гаштӣ.
Киштии сухан дар об чандон рондӣ,
Не тахт бимонду не туву не киштӣ.

1658
Эй моҳ, баромадиву тобон гаштӣ,
Гирди фалаки хеш хиромон гаштӣ.
Чун донистӣ, баробари ҷон гаштӣ,
Ногоҳ фурӯ шудиву пинҳон гаштӣ.

1659
Аз ишқи азал таронагӯён гаштӣ
В-аз ҳайрати ишқ гӯлу нодон гаштӣ.
Азбаски бимурдӣ зи ғамаш, ҷон бурдӣ
В-аз баски бигуфтӣ ғами он, он гаштӣ.

1660
Ҳар шаб, ки ба банда ҳамнишин меафтӣ,
Чун нури маҳӣ, ки бар замин меафтӣ.
Ман бандайи чашми масти пурхоби туам,
Он дам, ки чунону инчунин меафтӣ.

1661
Дӯшина маро гузоштӣ, хуш хуфтӣ
В-имшаб ба дағал ба ҳар сӯе меафтӣ.
Гуфтам, ки: «Маро то ба қиёмат ҷуфтӣ»,
Ку он сухане, ки вақти мастӣ гуфтӣ?

1662
Эй Мӯсии мо, ба Тури Сино рафтӣ,
В-аз зоҳири мову ботини мо рафтӣ.
Ту сард нагаштайӣ аз он гармиҳо,
Чун сард шавӣ, ки сӯйи гармо рафтӣ?!

1663
Эй оташи бахт, сӯйи гардун рафтӣ,
В-эй оби ҳаёт, сӯйи Ҷайҳун рафтӣ.
Бо ту гуфтам, ки: «Бедилам ман, бедил»,
Бедил акнун шудам, ки берун рафтӣ.

1664
Аз дидайӣ каж дилбари раъноро чӣ?!
В-аз бадномӣ ошиқи шайдоро чӣ?!
Мо дар раҳи ишқ чусту чолок шавем,
Гар пойи касе ланг шавад, моро чӣ?!

1665
Шаб рафту дилат нагашт сер, эй ичӣ,
Дасти ту агар нагирад он маҳ, ҳеҷӣ.
Хуфтанд ҳарифон ҳама, чора(а)т ин аст,
К-андар майи лаълу дар сари худ печӣ.

1666
Гуфтам, ки: «Дило, ту дар бало афтодӣ»,
Гуфто, ки: «Хушам, ту ба куҷо афтодӣ?».
Гуфтам, ки: «Димоғро даво бояд». Гуфт:
«Девона туйӣ, ки дар боло афтодӣ».

1667
Эй он-к ба кӯйи ёри мо афтодӣ,
Он рӯй бидидӣ, ба қафо афтодӣ.
Лӯълӯйи гуҳарнисори ту май карданд,
Дар ҳалқайи лӯлиён куҷо афтодӣ?

1668
Он зулмрасидаро, ки додаш додӣ
В-он ғамзадаро, ки ҷоми шодаш додӣ,
Он бодайи аввалин фаромӯшаш шуд,
Гар з-он-к намедиҳӣ, чӣ ёдаш додӣ?!

1669
Як бӯса зи ту хостаму шашаш додӣ,
Шогирди кӣ будӣ, ки чунин устодӣ?
Хубиву карамро чӣ накӯбунёдӣ!
Эй дунёро зи ту ҳазор озодӣ!

1670
Эй соқӣ, аз он бода, ки аввал додӣ,
Ратле ду дарандозу бияфзо шодӣ.
Ё чошние аз он набояст намуд,
Ё масту хароб кун, чу сир бикшодӣ.

1671
Эй он-к ту аз дӯш, ба ёдам додӣ,
З-он ҳолати пурҷӯш, ба ёдам додӣ.
Он раҳматро куҷо фаромӯш кунам?
К-аз ганҷи фаромӯш, ба ёдам додӣ.

1672
Монандайи гул зи асл шодон зодӣ
В-аз талъату бахти хеш шодӣ, шодӣ.
Сарсабз чу шохи гулу озода чу сарв,
Сарви аҷибӣ, ки аз замин озодӣ.

1673
Сарсабзии боғу гулшану шамшодӣ,

Раққоскунӣ диливу асли шодӣ.
Эй он-к ҳазор мурдаро ҷон додӣ,
Шогирди ту мешавам, ки бас устодӣ.

1674
Эй шодиро зи ту ҳазорон шодӣ
В-аз ту ба харобот ҳазор ободӣ.
В-он сарви чаманро, ки камин бандаи туст,
Аз хизмат озоду ҳазор озодӣ.

1675
Шодӣ, шодӣ в-эй ҳарифон, шодӣ!
З-он савсани озод ҳазор озодӣ.
Мегуфт, ки: «Доди ошиқӣ ман додам!».
Додӣ, додӣ, маҳову додӣ, додӣ.

1676
Гар ҳеч нишона нест, андар водӣ,
Бисёр умедҳост дар навмедӣ.
Эй дил, мабур умед, ки дар рӯзаи ҷон,
Хурмо диҳӣ, ар низ дарахти бедӣ.

1677
Аз шодии ту пур аст шаҳру водӣ,
Эй рӯйи замину осмонро шодӣ!
Касро гилае нест зи ту, ҷуз ғамро,
К-аз ғам ҳамаро бидодайӣ озодӣ.

1678
Рафт он ки диламро зи ғамат дард будӣ,
Рухсорайи зарди ман зи он зард будӣ.
Чун додгарӣ, ту гарм кардӣ бозор,
Гар ман зи ту барнагаштаме, сард будӣ.

1679
Гар-на кашаши ёр маро ёр будӣ,
Бо шоҳ гадойро куҷо кор будӣ?!
Гар-на карам қадим бисёр будӣ,
Кай Юсуфи ҷон миёни бозор будӣ?!

1680
Гар ақл ба кӯйи дӯст роҳбар набудӣ,
Гӯйӣ, ошиқ чунин муъарар набудӣ.
Гар з-он-к садафро ғами гавҳар набудӣ,
Бикшодалабу ошиқу музтар набудӣ.

1681
Дар бехабарӣ хабар набудӣ, чӣ будӣ?!
В-андешайи хайру шар набудӣ, чӣ будӣ?!
Эй ҳуши туву гӯши ману ҳалқаи дар,

Гар ҳалқаи симу зар набудӣ, чӣ будӣ?!

1682
Бар бехабарон агар нишастӣ, бардӣ!
Бо ҳушёрон агар нишастӣ, мардӣ!
Рав, савмаъа соз ҳамчу зар дар кӯра,
Аз кӯра, агар бурун шавӣ, афсурдӣ!

1683
Марде, ки фалак рахна кунад аз дарде,
Марде, ки худаш кошкӣ, н-овардӣ.
Ғабн аст, ҳазор ғабн, к-ин халқ, лақаб
Онро мардӣ ниҳанд в-инро марде.

1684
Ғамро дидам, гирифта ҷоми дурдӣ,
Гуфтам, ки: «Ғамо, хайр бувад рухзардӣ?».
Гуфто: «Чӣ кунам, чу шодие овардӣ,
Бозори маро харобу косид кардӣ».

1685
Чунӣ, эй он-к аз ҷамоли фардӣ?
Сад бор зи чунем бурун овардӣ?!
Чун донистам турову чунат дидам?
Чун донишу бинишам ба куллӣ бурдӣ?!

1686
Ман зарра будам, зи кӯҳ бешам кардӣ,
Пасмонда будам, аз ҳама бешам кардӣ.
Дармони дили харобу решам кардӣ,
Сарпастаку дастакзани хешам кардӣ.

1687
Эй хоҷа, чаро бепару болам кардӣ?!
Бо бӯйи савоб дар вуболам кардӣ.
Аз тубрайи ту чу надуздидам ман,
Аз баҳри чӣ ҷурм, бар ҷуволам кардӣ?

1688
Бе ному нишон чун дилу ҷонам кардӣ,
Бе каф чу тараб дастзанонам кардӣ.
Гуфтам: «Ба куҷо равам, ки ҷонро ҷо нест?»
Бечову равон ҳамчу равонам кардӣ.

1689
Ҳамдаст ҳама дастзанонам кардӣ,
Ду гӯш кашон, ҳамчу камонам кардӣ.
Хойида ба ҳар даҳон, чу нонам кардӣ,
Филҷумла, чунон шуд, ки чунонам кардӣ.

1690
Ман пири фано будам, ҷавонам кардӣ,
Ман мурда будам, зи зиндагонам кардӣ.
Ман тарсидам, ки гум шавам дар раҳи ту,
Акнун нашавам гум, ки нишонам кардӣ.

1691
Чун кори мусофирони динам кардӣ,
Ҳамсоли амонати яқинам кардӣ.
Гуфтам, ки: «Заъифаму гарон аст ин бор»,
Зӯрам додиву оҳанинам кардӣ.

1692
Зоҳид будам, таронаҷӯям кардӣ,
Сарфитнайи базму бодаҷӯям кардӣ.
Саҷҷоданишини бовиқорам дидӣ,
Бозичаи кӯдакони кӯям кардӣ.

1693
Имрӯз маро сахт парешон кардӣ,
Пӯшидайи хешро ту урён кардӣ.
Ман дӯш ҳарифи ту нагаштам аз хоб,
Хӯрдиву насиби банда пинҳон кардӣ.

1694
Маҳро зи ҳавойи хеш дафзан кардӣ,
Сад дарёро зи хеш кафзан кардӣ.
Он васвасаеро, ки зи лоҳавл рамид,
Дар куштани мо далеру сафзан кардӣ.

1695
Рӯзе ба харобот гузар мекардӣ,
Каж-каж ба карашмае назар мекардӣ.
Онҳо ки ҷаҳон зеру забар мекарданд,
Чун кори ҷаҳон, зеру забар мекардӣ?

1696
Ҳар порайи хокро чу моҳе кардӣ,
В-он гаҳ маҳро қарини шоҳе кардӣ,
Охир зи фироқи ҳар ду оҳе кардӣ,
В-он оҳ ба сӯйи хеш роҳе кардӣ.

1697
Аз чеҳраи офтоб маҳваш кардӣ
В-аз сӯҳбати кибрит ту оташ кардӣ.
Ту ҷаҳд кунӣ, ки нохушӣ хуш гардад,
Он хуш нашавад, вале ту нох(в)аш кардӣ.

1698
Кайвон гардӣ, чу гирди Кайвон гардӣ,

Марде гардӣ, чу гирди мардон гардӣ.
Лаъле гардӣ, чу гирди ин кон гардӣ,
Коне гардӣ, чу гирди ҷонон гардӣ.

1699
Хоҳӣ, ки дар ин замона фарде гардӣ,
Ё дар раҳи дин соҳиби дарде гардӣ.
Инро ба ҷуз аз сӯҳбати мардон маталаб,
Марде гардӣ, чу гирди марде гардӣ.

1700
Эй соф, ки мешуру чунин мегардӣ,
Биншину магард, агар чунин мегардӣ.
Ҷоно, зи талаб ҳарду қадам реш шуда,
Ту бар қадами бозпасин мегардӣ.

1701
Эй дил, туву дарди ӯ, агар ту мардӣ,
Ҷон бандайи туст, агар ту соҳибдардӣ.
Сад давлати софро ба як ҷав нахарӣ,
Гар як дурдӣ, зи дасти дурдаш хвардӣ.

1702
Бар зулмати шаб хаймайи маҳтоб задӣ,
Мехуфт хирад, бар рухи ӯ об задӣ.
Додӣ ҳамаро ба ваъда хоби харгӯш
В-аз теғи фироқ гардани хоб задӣ.

1703
Эй гул, ту зи лутфи гулситон механдӣ?
Ё аз дами ишқи булбулон механдӣ?
Ё дар рухи маъшуқ ниҳон механдӣ?
Чизет бад-ӯ монд, аз он механдӣ.

1704
Бо хандайи барбаста чаро механдӣ?!
Чун гул бояд, ки бетакаллуф хандӣ.
Фарқ аст миёни ишқ, к-аз ҷон хезад,
То он-к ба ресмон-ш бар худ бандӣ.

1705
Сад рӯзи дароз, агар ба ҳам пайвандӣ,
Ҷонро нашавад аз ин фиғон хурсандӣ.
Эй он-к бад-ин ҳадиси мо механдӣ,
Маҷнун нашудӣ ҳанӯз донишманде.

1706
Гар дарди дилам ба нақш пайдо будӣ,
Ҳар зарра зи ғам сиёҳсимо будӣ.
В-ар роҳ ба сӯйи гавҳари мо будӣ,

Ҳар қатра зи ҷӯш ҳамчу дарё будӣ.

1707
Наққоши рухат агар на Яздон будӣ,
Устоди ту дар нақши ту ҳайрон будӣ.
Доғи меҳрат, агар на дар ҷон будӣ,
Дар ишқи ту, ҷон бидодан осон будӣ.

1708
Гар гуфтани асрори ту осон будӣ,
Пасту боло ҳама гулистон будӣ.
Гар ғайрати нахват на дар айём будӣ,
Ҳар Фиръавне Мӯсии Имрон будӣ.

1709
Шамшер агар гардани ҷон бибридӣ,
«Бал аҳёъ, бир биҳим» кай шунидӣ?
Рӯҳи Яҳё, агар на боқӣ будӣ,
Дар хун сари ӯ самоҳ кай гардидӣ?!

1710
Навмед наям, гарчи зи ман бибридӣ,
Ё бар сари ман ёри дигар бигзидӣ.
То ҷон дорам, ғами ту хоҳам хӯрдан,
Бисёр умедҳост, дар навмедӣ.

1711
Ид омаду ид, бас муборак иде,
Гар гарданро даҳон будӣ, хандидӣ.
Ин ҳаст, валек агар замин бишнидӣ,
Афсӯс, ки ид, айди моро дидӣ.

1712
Гар хуб наям, хубпарастам боре
В-ар бод наям, зи бода мастам боре.
Гар нестам аз аҳли муноҷот, равост,
Аз аҳли харобати ту ҳастам боре.

1713
Афтод маро бо бути ман гуфторе,
Гуфтам, ки: «Зи ман сер шудӣ?». Гуфт: «Оре!»
Гуфто: «Бидеҳ он чиз, ки зи аввали ӯст»,
Гуфтам: «Дувумаш чист, бигӯ». Гуфто: «Ре».

1714
Чун хор ба коре рухи гул мехорӣ,
То гул н-орӣ, бар надиҳад гулноре.
Ҷавҳо тухм аст в-ин ҷаҳон тоҳун аст,
То хишт бар осиё барӣ, хок орӣ.

1715
Гар ман мастам зи рӯйи бадкирдорӣ,
Эй хоҷа, бирав, ту оқилу ҳушёрӣ.
Ту ғарра ба тоативу тоатдорӣ,
Ин он сари пул нест, ки мепиндорӣ.

1716
Ид омаду ҳар кас қадаре, миқдоре,
Ороста худро зи пайи дидоре.
Моро чу туйи ид бикун тиморе,
Эй, хилъати гул фиканда бар ҳар хоре.

1717
Дилдор маро гуфт: «Зи ҳар дилдоре,
Гар бӯсахарӣ, бӯса зи ман хар боре».
Гуфтам, ки: «Ба зар?». Гуфт, ки: «Зарро чӣ кунам?»
Гуфтам, ки: «Ба ҷон?». Гуфт, ки: «Оре, оре!»

1718
Ман бедилам, эй нигору ту дилдорӣ,
Бояд, ки зи ҳар сухан зи ман н-озорӣ.
Ё он дили ман, ки бурдайӣ, боздиҳӣ,
Ё ҳар чӣ кунам зи бедилӣ, бардорӣ.

1719
Онӣ ту, ки дар савмаъа мастам дорӣ,
Дар Каъба нишаста бутпарастам дорӣ.
Бар неку бади ту мар маро дасте нест,
Дар дасти туам, то ба чӣ дастам дорӣ.

1720
Ғамҳойи маро ҳама бино ғамдорӣ
В-андар ғами худ ҳамчу бино ғам дорӣ.
Гӯйӣ, ки: «Туроаму чаро ғам дорӣ?»
Тарсам, ки набошиву чаро ғамдорӣ.

1721
Чашми махмуру рӯйи рахшон дорӣ,
Кони гуҳару лаъли Бадахшон дорӣ.
Гирам, ки чу ғунча ханда пинҳон дорӣ,
Гулро зи ҷамоли худ, ту хандон дорӣ.

1722
Эй гӯйзанах, зулфи чу чавгон дорӣ,
Абрӯйи чу қавсу тири мижгон дорӣ.
Хуршедҷабину чеҳра хандон дорӣ,
Майгун лабеву чашм чу мастон дорӣ.

1723
Эй шамъ, ту суфӣ, сифате пиндорӣ,

К-ин шаш сифат аз аҳли сафо медорӣ:
Шабхезиву нури чеҳраву зардии рӯй,
Сӯзи дилу ашки дидаву бедорӣ.

1724
Эй дода маро зи ишқи худ бедорӣ,
В-эй шамъ, миёни ин ҷаҳони торӣ.
Ман ҷангаму ту рахна фурӯ нагзорӣ,
В-он гаҳ гӯйӣ: «Бас аст! То кай зорӣ?!»

1725
Эй зода маро ба хоб дар бедорӣ,
Осон шуда дар дилам ҳама душворӣ.
Аз зулмати ҷаҳлу куфр растам боре,
Чун донистам, ки оламуласрорӣ.

1726
Пеш ой хаёли ӯ, ки шӯре дорӣ,
Бар дидайи ман нишин, ки нуре дорӣ.
Дар толеъи худ зи Зӯҳра суре дорӣ,
Дар сина чу Довуд Забуре дорӣ.

1727
Пайваста, маҳо, азми сафар медорӣ,
Чун чарх маро зеру забар медорӣ.
Шериву манам шикор дар панҷаи ту,
Дил хӯрдаиву қасди ҷигар медорӣ.

1728
Гар сӯзиши синаро ба кас медорӣ,
В-аз меҳр замир пурҳавас медорӣ.
Бояд, ки чу нолайи ту ороми диласт,
Он нола қарини ҳар нафас медорӣ.

1729
Бад мекуниву нек тамаъ медорӣ,
Ҳам бад бошад сазои бадкирдорӣ.
Бо он-к Худованд карим асту раҳим,
Гандум надиҳад боз, чу ҷав мекорӣ.

1730
Дар дил нагузашт, к-аз дилам бигзорӣ,
Ё рахт фитода, дар гилам бигзорӣ.
Бисёр задам лофи ту, бар душману дӯст,
Эй вой ба ман, гар хиҷилам бигзорӣ.

1731
Эй пур зи ҷафо, чанд аз ин таррорӣ?!
Зоҳир накунӣ, он чӣ ба ботин дорӣ.
Гар сар зи хати вафойи мо бардорӣ,

Воқиф наям аз замири дил, пиндоре.

1732
Эй доми ҳазор фитнаву тарророӣ,
Ё раб, ки чӣ фитаҳо, ки дар сар дорӣ?!
Эй оби ҳаёт, агар ҷаҳон санг шавад,
Валлоҳ, чу осиёш дар чарх орӣ!

1733
Эй пур зи ҷафо, чанд кунӣ тарророӣ?!
Пинҳон чӣ кунӣ, он чӣ ба ботин дорӣ?
Беруну дарун ҳазор машраф дорӣ,
Фарёдкунон ҳама, ки ҷав мекорӣ.

1734
Онӣ, ки ба сад шафоъату сад зорӣ,
Бар пот яке бӯса диҳам, нагзорӣ.
Гар об диҳӣ маро, гар оташ, боре
Султони вилоятеву фармондорӣ.

1735
Дар зери ғазалҳову нафиру зорӣ,
Дудаст маро зи чеҳраҳои норӣ.
Ҳарчанд, ки расми дилбариҳош хуш аст,
Ку он хушие, ки ӯ кунад дилдорӣ?!

1736
Дӣ оқилу ҳушёр шудам дар коре,
Барҳам зад дӯш мар маро ағёре.
Дидам, ки дил они ӯст, ман ағёре,
Берун рафтам аз ин миён ман, боре.

1737
Чашми мастат зи одати хамморӣ,
Афғон, ки ниҳод расми танҳо х(в)орӣ.
Чун бемададист, ин бахилист чаро?!
Май менахӯриву шира меафторӣ.

1738
Тақсир накард ишқ дар хамморӣ,
Тақсир макун ту соқӣ аз дилдорӣ.
Аз худ гила кун, агар хуморе дорӣ,
Бо хишт ба осиё равӣ, хок орӣ.

1739
Эй дӯст, зи ман тамаъ макун ғамхорӣ,
Ҷуз мастиву ҷуз шангиву ҷуз хамморӣ.
Моро чу Худо барои ин овардаст,
Хасми хирадему душмани ҳушёрӣ.

1740
Ҳар кас касаке дораду ҳар кас ёре,
Он ёри вафодор куҷо шуд, боре?
Гар пеши саге шакар ниҳӣ хирворе,
Майли дили ӯ бувад сӯи мурдоре.

1741
Ҳар кас касаке дораду ҳар кас ёре,
Ҳар кас ҳунаре дораду ҳар кас коре.
Моему хаёли ёру ин кӯраи дил,
Чун Аҳмаду Бӯбакр, ба гӯш(а)и ғоре.

1742
Мастист хабар аз туву ё ту хабаре,
Хайр аст назар дар туву ё ту назаре.
Дарҳам шуда хомаи дил аз ҳуру парӣ,
Дуздида ту аз гӯшакаке менигарӣ.

1743
Бечора дило, к-ойинайи ҳар назарӣ,
Гар сар кашӣ аз сифот, бо дарди сарӣ.
Эй ойинае, ки қобили хайру шарӣ,
З-он акс туро чӣ ғам, ки ту бехабарӣ?!

1744
Болошаҷарӣ, лабшакарӣ, дилҳаҷарӣ,
Занҷири сарӣ, симбарӣ, рашки парӣ,
Чун баргузарӣ, дарнигарӣ, дил бибарӣ,
Чашмат марасад, сахт зебосуварӣ.

1745
Сарсабзтар аз ту ман надидам шаҷаре,
Пурнуртар аз ту ман надидам қамаре,
Шабхезтар аз ту ман надидам саҳаре,
Пурзавқтар аз ту ман надидам шакаре.

1746
Ман дӯш ба косайи рубоби саҳарӣ,
Менолидам таронаи косагарӣ.
Бо косайи май даромад он рашки парӣ,
Гуфто, ки: «Агар косазанӣ, кӯзах(в)арӣ».

1747
Бо ман турш аст рӯйи ёрам қадре,
Ширинтар аз он турш надидам шакаре.
Безор шавад шакар зи ширинии хеш,
Гар з-он шакари турш биёбад хабаре.

1748
То пардайи андешагариро назарӣ,

Ту пардадарӣ, пардадарӣ, пардадарӣ.
Гӯйӣ ту ки: «Ман зи ҳар ҳунар бохабарам»,
Ин бехабарӣ бас, зи худ бехабарӣ.

1749
Эй дар дили ман нишаста, бикшода даре,
Ту пардадарӣ, пардадарӣ, пардадарӣ.
Бо ҳар ки зи дил даме задам, дафъе гуфт,
Ту дафъ мадеҳ, ки нест аз ту гузаре.

1750
Меҳмони ду дида шуд хаёлат, гузаре,
Дар дида ватан сохт зи некӯгуҳарӣ.
Соқийи хаёл шуд ду дида, мегуфт:
«Меҳмони манӣ ба об, чандон ки хӯрӣ».

1751
Бо ёр ба гулзор шудам раҳгузаре,
Бар гул назарее фикандам аз бехабарӣ.
Дилдор ба ман гуфт, ки: «Шармат бодо,
Рухсори ман ин ҷову ту дар гул нигарӣ!?»

1752
Дӯш омад он хаёл, ту раҳгузарӣ,
Гуфтам: «Бари мо бош зи соҳибназарӣ,
То рӯз». Ду чашми ман бигуфташ батарӣ,
«Меҳмони манӣ ба об, чандон ки хӯрӣ».

1753
Хайре бинамудӣ, валекин шаррӣ,
Нармиву ҳабиб, ҳамчу мори наррӣ.
Садриву бузургиву зарат ҳаст, валек
Инсоф бидеҳ, ки сахт модарғаррӣ.

1754
Гуфтанд, ки: «Ҳаст ёрро шӯру шаре»,
Гуфтам, ки: «Дувум бор бигӯ хушхабаре».
Гуфто: «Турш аст рӯйи хубаш қадре»,
Гуфтам, ки: «Зиҳӣ, тӯҳмати каж бар шакаре».

1755
З-ин сон манигар, гарчи ту соҳибназарӣ,
То хуни ҳазор кас ба гардан набарӣ.
Зинҳор, бад-он пар, ту ба ҳар сӯ напарӣ,
Ман гуфтаму бигзаштам, эй рашки парӣ.

1756
Дӣ маст будӣ дилову чусту сафарӣ,
Имрӯз чӣ хӯрдайӣ, ки аз дӣ батарӣ?
Рақсон шуда сарсабз мисоли шаҷаре,

Ё ҳоҷиби хуршед ба сони саҳаре.

1757
Ту об найӣ, хок найӣ, тӯдагарӣ,
Берун зи ҷаҳони обу гил дар сафарӣ.
Қолаб ҷӯесту ҷон дар ӯ оби ҳаёт,
Он ҷо ки туйӣ, аз ин ду ҳам бехабарӣ.

1758
Ман дӯш ба хоб дарбидидам қамаре,
Дарёсифате, аҷойибе, симбаре.
Имрӯз ба гирди ҳар даре мегардӣ,
К-аз ёраки дӯшина кӣ дорад хабаре?

1759
Эй ҳайф, пеши кор занӣ танбӯре,
Ё Юсуф ҳамхона шавад бо кӯре.
Ё қанд ниҳӣ дар даҳани ранҷуре,
Ё ҷуфт шавад муханнасе бо ҳӯре.

1760
Эй боғи Худо, ки пурбуту пурҳурӣ,
Аз чашми халоиқ инчунин, чун дурӣ!?
Эй дил, начашидайӣ майи мансурӣ,
Гар мункири он боғ шудӣ, маъзурӣ.

1761
Гар нуқлу кабобу гар майи ноб хӯрӣ,
Медон-к ба хоб-дар, ҳаме об хӯрӣ.
Чун бархезӣ зи хоб, бошӣ ташна,
Судат накунад об, ки дар хоб хӯрӣ.

1762
Бар кори гузашта бин, ки ҳасрат нахӯрӣ,
Сӯфӣ бошиву номи мозӣ набарӣ.
Ибнулвақтӣ, ҷавониву вақт барӣ,
То фавт нагардид ин дами моҳазаре.

1763
Эй толиби дунё, ту яке муздурӣ,
В-эй ошиқи хулд, аз ин ҳақиқат дурӣ.
В-эй шод ба ҳар ду олам аз бехабарӣ,
Шодии ғамаш надидайӣ, маъзурӣ.

1764
Эй моҳ, агарчӣ равшану пурнурӣ,
Аз равшании рӯйи бути ман дурӣ.
В-эй наргис, агарчӣ тозаву махмурӣ,
Рав, чашми бутам надидаӣ, маъзӯрӣ.

1765
Бо Зӯҳраву бо Моҳ агар анбозӣ,
Рав, хона зи Моҳ соз, агар месозӣ.
Боме, ки ба як лагад фурӯ хоҳад шуд,
Он беҳ, ки лагад занӣ, фурӯ андозӣ.

1766
Эй он-к назар ба таъна меандозӣ,
Бишнос даме ту бозӣ, аз ҷонбозӣ.
Эй ҷони ғариб, дар ҷаҳон месозӣ,
Рӯзе ду фитод марғазӣ бо розӣ.

1767
Гар з-он ки амину маҳрами ин розӣ,
Бар бозии бедилон макун таннозӣ.
Бозист, валек оташи ростиаш,
Бас ошиқро, ки гашт бозӣ-бозӣ.

1768
Ҷон дид зи ҷонони азал дамсозӣ,
Мехоҳад, к-аз ман бибарад ҳанбозӣ.
Ин бозиҳо, ки ҷон бурун овардаст,
Моро бихӯрад тамом, бозӣ-бозӣ.

1769
Эй он-к зи хоки тира натъе созӣ,
Ҳар лаҳза бар ӯ лаби дигар андозӣ.
Гаҳ мот кунииву гаҳ бидорӣ қойим,
Аҳсант, зиҳӣ санъати бохудбозӣ.

1770
Эй қосиди ҷони ман, ба ҷон меарзӣ,
Ҷон худ чӣ бувад?! Ҳарду ҷаҳон меарзӣ!
Ин олами кӯҳна он надорад бе ту,
Он аз ту талаб кунам, ки он меарзӣ.

1771
Гаҳ парда ҳамедориву гаҳ медӯзӣ,
Гаҳ месозӣ марову гаҳ месӯзӣ.
Омӯхтаям ҷавонӣ андар пирӣ,
Эй халқи ҷаҳон, салойи пир омӯзӣ.

1772
Ин шохи шукуфа бор гирад рӯзе
В-ин боз, талаби шикор гирад рӯзе.
Меояду меравад хаёлаш бар ту,
То чанд равад, қарор гирад рӯзе.

1773
Ҳам дил ба дилситон расонад рӯзе

Ҳам ҷон сӯи ҷонон расонад рӯзе.
Аз даст мадеҳ домани дарде, ки турост,
К-он дард ба дармон-т расонад рӯзе.

1774
Дӣ буд чунон давлати ҷонафрӯзе,
Имрӯз чунин оташи ошиқсӯзе.
Афсӯс, ки дар дафтари мо дасти Худо,
Онро рӯзе набишту инро рӯзе.

1775
Эй ҳезуми тар, хушк нагардӣ рӯзе,
То дар ту фитад зи оташи дилсӯзе.
То хирқайи тан дорӣ, ту бедил сӯзӣ,
Ишқ омӯзӣ, зи ҷон ишқ омӯзӣ.

1776
Гоҳе бувадам фурқати оламсӯзе,
Гоҳе бувадам ишрати ҷонафрӯзе.
Афсӯс, ки рӯзгор бар лавҳи сапед,
Онро рӯзе набишту инро рӯзе.

1777
Хуш месозӣ марову хуш месӯзӣ,
Хуш парда ҳамедариву хуш медӯзӣ.
«Омӯхтаям ҷавонӣ андар пирӣ»,
Аз бахти ҷавон салои пир омӯзӣ.

1778
Дилдор ба зери лаб бих(в)онад чизе,
Девона шавӣ, ақл намонад чизе.
Ё раб, чӣ фусунест, ки ӯ мехонад?!
К-андар дили санг менишонад чизе.

1779
Аз ишқи ту ҳар тараф яке шабхезе,
Шаб гашта зи зулфайни ту анбарбезе.
Наққоши азал нақш кунад ҳар тарафе,
Аз баҳри қарори дили ман табрезӣ.

1780
Аз ҷон бигурезам, ар зи ҷон бигрезӣ,
Аз дил бигурезам, ар аз он бигрезӣ.
Ту тириву мо ҳамчу камонем ҳанӯз,
Тире чӣ аҷаб, гар зи камон бархезӣ.

1781
Ҷон бигрезад, агар зи ҷон бигрезӣ,
В-аз дил бигрезам, ар аз он бигрезӣ.
Ту тирию мо ҳамчу камонем ҳанӯз,

Тире чӣ аҷаб гар зи камон бигрезӣ.

1782
Гар бигрезӣ, чу оҳувон бигрезӣ
В-ар бистезӣ, чу оҳанон бистезӣ.
З-он шохи гуле, ки мо даровехтаем,
Эй мурғаки зирак, ба ду по овезӣ.

1783
Эй ёр, гирифтайӣ шароб омезӣ,
Бархезад растхез, чун бархезӣ.
Мерез шаробро, ки хуш мерезӣ,
Аҳло, чу чунин шуд, ба чӣ рӯ бигрезӣ?!

1784
Он хуш бошад, ки соҳиби тамйизӣ,
Бе он ки бигӯянду бигӯяд чизӣ.
Бегуфту тақозо бидиҳад меҳмонро,
Парвандайи хуш зи соҳиби полезӣ.

1785
Най гуфт, ки: «Пойи ман ба гил буд басе,
Ногоҳ буриданд сарам дар ҳавасе.
На захми гарон бихӯрдам аз дасти хасе,
Маъзурам дор, агар бинолам нафасе».

1786
Дар ишқи ту хун зи дида борид басе,
Ҷон дар тани ман зи ғам бинолид басе.
Огаҳ найи зи ҳолам, эй ҷону ҷаҳон,
Чархам ба баҳонайи ту молид басе.

1787
Чу ҷумла хато кунам, савобам ту басӣ,
Мақсуд аз ин умри харобам ту басӣ.
Ман медонам, ки чун бихоҳам рафтан,
Гӯянд: «Чӣ кардайӣ?». Ҷавобам: «Ту басӣ».

1788
Дар ҳарду ҷаҳон дилбару ёрам ту басӣ,
Зеро ки ба ҳар ғамим фарёдрасӣ.
Кас нест ба ҷуз ту, эй маҳ, андар ду ҷаҳон,
Ҷуз он ки бубахшияш ба икром, касе.

1789
Аҳволи мани зору ҳазин мепурсӣ,
З-ин беш мапурс, агар чунин мепурсӣ.
Ман дар ғами ту домани дил чок задам,
В-он гоҳ маро ба остин мепурсӣ.

1790
То дард наёбӣ, ту ба дармон нарасӣ,
То ҷон надиҳӣ, ба васли ҷонон нарасӣ.
То ҳамчу Халил оташ андар нашавӣ,
Чун Хизр ба сарчашмаъи ҳайвон нарасӣ.

1791
То ҳушёрӣ, ба таъми мастӣ нарасӣ,
То тан надиҳӣ, ба ҷонпарастӣ нарасӣ.
То дар раҳи ишқи дӯст чун оташу об,
Аз худ нашавӣ нест, ба ҳастӣ нарасӣ.

1792
Эй нафс, аҷаб, ки бо дилам ҳамнафасӣ,
Ман бандайи он субҳ, ки хандон бирасӣ.
Эй дар дили шаб чу рӯз, охир чӣ касӣ?!
Ҳам шаҳнаву дузду хоҷаи сад асасӣ.

1793
Сармастаму сармастаму сармасти касе,
Май хӯрдаму май хӯрдам аз дасти касе.
Ҳамчун қадаҳам шикасту он гаҳ пур кард,
Охар зи газоф нест, ашк аст касе.

1794
Дирӯз фусуни сард бархонд касе,
Ӯ сардтар аз фусуни худ буд басе.
Бар моидайи ишқ магас бисёр аст,
Эй кам зи магас кӯ, бирамад аз магасе!

1795
Дар чашами ман аст ин замон нози касе,
Дар гӯши ман аст ин дам овози касе.
Дар сина манам ҳарифу анбози касе
Сармастам, кай ниҳон кунам рози касе.

1796
Вопас монӣ зи ёр, вопас бошӣ,
Аз шохи дарахт бигсилӣ, хас бошӣ,
Дар чашми касе ту хешро ҷой кунӣ,
Ту мардумаки дидайи он кас бошӣ.

1797
Ёди ту кунам, миёни ёдам бошӣ,
Лаб бигшоям, дар ин гушодам бошӣ.
Гар шод шавам, замири шодам бошӣ,
Ҳила талабам, ту устодам бошӣ.

1798
Нохонда ба ҳар ҷо ки равӣ, ғам бошӣ

В-ар хонда равӣ, ту маҳрам он дам бошӣ.
То кофарро Худо нахонад, наравад,
Шармат бодо, зи кофаре кам бошӣ.

1799
Бо ноаҳлон агар чу ҷоне бошӣ,
Моро чӣ зиён, ту дар зиёне бошӣ?
Гирам, ки ту маъшуқи ҷаҳоне бошӣ,
Оре, бошӣ, вале замоне бошӣ.

1800
Бо сурати дин сурати Зардушт кашӣ,
Чун хар нахӯрӣ наботу бар пушт кашӣ.
Гар ойина зишти туро бинмояд,
Девона шавӣ, бар ойина мушт кашӣ.

1801
Дар сурати дил сурати Зардушт кашӣ,
Чун хар нахӯрӣ набот бар пушт кашӣ.
Гар ойина зиштии ту бинмояд,
Девона шавӣ, дар ойина мушт кашӣ.

1802
Султони сухан! Гирифтайи хомӯшӣ,
Човуши забон намекунад човушӣ!
Хуршед чаро ба коҳгил мепӯшӣ?
То дар дили чарх афканӣ беҳушӣ?!

1803
То чанд зи ҷони мустанад андешӣ?!
То кай зи ҷаҳони пургазанд андешӣ?!
Он-ч аз ту тавон шуд, ҳамин колбад аст,
Як мазбалагӯ мабошу чандандеше?!

1804
Эй он-к раҳи гурез меандешӣ,
Ту пиндорӣ, ки бар муроди хешӣ.
Шаҳ мекашадат, маҷӯй бо шаҳ бешӣ,
Кӯҳро бикунад шаҳаншаҳ, дарвеше.

1805
Ман ҷони ту нестам, магӯ ҷон, ғалатӣ,
Ман ҷони Ҷунайдаму сарири сақатӣ.
Кай бошам ҷони ҳар харе, кӯрдиле?!
К-ӯ боз надонад сақатӣ аз сахтӣ.

1806
Хуш бош, ки хушниҳод бошад сӯфӣ,
Аз ботини хеш шод бошад сӯфӣ.
Сӯфӣ софаст, ғам бар ӯ наншинад,

Кайхусраву Кайқубод бошад сӯфӣ.

1807
Дӯш аз сари ошиқиву аз муштоқӣ,
Мекардам илтимоси май аз соқӣ.
Чун ҷоҳу ҷамоли хеш бинмуд ба ман,
Ман нест шудам, бимонд соқӣ, боқӣ.

1808
Вақф аст маро умр дар ин муштоқӣ,
Аҳсант, зиҳӣ, таровату раввоқӣ.
Ман каф назанам, то ту набошӣ мутриб,
Ман май нахӯрам, то ту набошӣ соқӣ.

1809
З-он моҳи чаҳордаҳ, ки ҳаст ишроқӣ,
Гаштам зардеҳдиҳе ман аз барроқӣ.
Он низ зи ман бибурд, то маҳв шудам,
Аз даҳ бибурд, чордаҳ монад боқӣ.

1810
Савганд ҳамехӯрд парер он соқӣ,
Мегуфт: «Ба ҳаққи соати муштоқӣ:
Ки бода диҳам ба шаҳриву офоқӣ,
Ақле нагзорам ба ҷаҳон ман боқӣ».

1811
Онро ки накард зуҳд суд, эй соқӣ,
Он зуҳд набуд, менамуд, эй соқӣ.
Мардона даро, магӯ ту зуд, эй соқӣ,
К-андар азал он чӣ буд, буд, эй соқӣ.

1812
Онро ки накард заҳр суд, эй соқӣ,
Он заҳр набуд, менамуд, эй соқӣ.
Чун буд, раванда шуд, набуд, эй соқӣ,
Майҳо нӯшад зи баҳри ҷуд, эй соқӣ.

1813
Ман бо ту чунин сухтахирман то кай?
В-аз мо ту чунон кашидадоман то кай?
Эй кор, ба коми душманонам то кай?
Ман дар ғами ту, ту фориғ аз ман то кай?

1814
Гавҳар чӣ бувад ба баҳри ӯ, ҷуз санге?!
Гардун чӣ бувад бар дари ӯ? Сарҳанге.
Аз давлати дӯст ҳеч чизам кам нест,
Ҷуз сабр, ки аз сабр надорам ранге.

1815
Эй дил, чу висоли ёр диди̅ ҳоли̅,
Дар пойи ғамаш бимир, то кай ноли̅?!
Шарт аст, ки чу офтоб рух бинмояд,
Гар шамъ намирад, бикушандаш ҳоли̅.

1816
Мурғон зи қафас қафас зи мурғон холи̅,
Мурғо, зи куҷойи̅, ки чунин хушҳоли̅?!
Аз нолаи ту бӯи бақо меояд,
Менол бар ин парда, ки хуш меноли̅.

1817
Ҷон дар раҳи мо бибоз, агар марддили̅
В-ар не, сари хеш гир, к-аз мо биҳили̅.
Он мулк касе наёфт аз нимдили̅,
Ҳақ металабиву монда дар обу гили̅.

1818
Ин арса, ки арзи он надорад тӯле,
Бигзор асораташ ба ҳар маҷҳуле.
Пулест ҷаҳон, ки қиматаш нест ҷӯйе,
Ё ҳаст работе, ки наярзад пуле.

1819
Эй он-к ту хуни ошиқон ошоми̅,
Фарёд зи ошиқиву бероми̅.
Эй дӯст, манам асири душманкоме,
Охир ба ту бозгардад ин бадноми̅.

1820
Гӯйи̅, ки магар ба боғ зар риштааме,
Ё бар рухи хеш заъфарон киштааме,
Он ваъда, ки кардайи̅, раҳо менакунад,
Варна, худро ба ройгон куштааме.

1821
Он мева туйи̅, ки нодири айёми̅,
Битвон хӯрдан ҳазор ман дар хоми̅.
Бар мо написанд ҳаҷру душманкоми̅,
К-охир ба ту боз гардад ин бадноми̅.

1822
Эй соқии ҷон, ки сардаҳи айёми̅,
Ороми дили хастайи бероми̅.
Мастони ту имрӯз ҳама махмуранд,
Охир ба ту боз гардад, ин бадноми̅.

1823
Гар қадри камоли хеш бишнохтаме,

Домони худ аз хок бипардохте.
Холиву сабук бар осмон тохте,
Сар бар фалаки нуҳӯм барафрохте.

1824
Гар ошиқи зори рӯйи ту нестаме,
Чандин ба дари саройи ту нестаме.
Гуфтӣ, ки: «Маист бар дарам, хезу бирав»,
Эй дӯст, агар наистаме, нестаме.

1825
Ман хушклаб, ар бо ту дам тар задаме,
Дар ишқи ту олам ба ҳам бар задаме.
Як бӯса агар лабам тавонистӣ дод,
Бар пойи ту дастак зи бар сар задаме.

1826
Гар маҷлиси унсро ба кор омадаме,
Ҳар дом ба дари ту бандавор омадаме.
Гар офати тасдеъа набудиву малол,
Ҳар рӯз барат ҳазор бор омадаме.

1827
Эй камтари меҳмонит оби гарме,
К-аз лаззати ӯ маст шавад бешарме.
Эй холиқи гардун, ба худам меҳмон кун,
Гардун ба куҷо барад? Ба оби гарме.

1828
Дарвешонро ор бувад мӯҳташамӣ,
Дар хотирашон бор бувад мӯҳташамӣ.
Андар раҳи дӯст фақри мутлақ хуштар,
К-андар раҳи ӯ хор бувад мӯҳташамӣ.

1829
Гар на ҳазар аз ғайрати мардон кунаме,
Он кор, ки дӯш гуфтаам, он кунаме.
Вар рашк набудӣ ҳама ҳушёронро,
Бе хешу харобу масту ҳайрон кунаме.

1830
Ман ман наяму агар даме ман, Манаме,
Ин оламро чу зарра барҳам занаме.
Гар он Манаме, ки дил зи ман баркандаст,
Худро чу дарахт аз замин барканаме.

1831
Дар чашми манӣ, вагарна бино каяме?
Дар мағзи манӣ, вагарна шайдо каяме?
Он ҷо, ки намедонам, он ҷой куҷост,

Гар ишқи ту нестӣ, ман он ҷо кайяме?

1832
Асрор шунав зи тӯтии раббонӣ,
Тутибачайӣ, забони тӯтӣ донӣ.
Дар мурғи қафас хира чаро мемонӣ?
Бишкан қафас, эй мурғ, к-аз он мурғонӣ.

1833
Олам сабз асту ҳар тараф бӯстоне,
Аз акси ҷамоли гулрухи хандоне.
Ҳар сӯ гуҳарест, муштал аз коне,
Ҳар сӯ ҷонест муттасил бо ҷоне.

1834
Он рӯйи туруш, нигар, чу қандистоне
В-он чашми хушаш нигар, чу Ҳиндустоне.
Пеши қади ӯ саф зада сарвистоне,
Пеши кафи ӯ шикаста ҳар дастоне.

1835
З-он дил зи ман, эй сарви сиҳӣ, настонӣ,
Хоҳӣ, ки зи ман дил наниҳӣ, настонӣ.
То лаб надиҳӣ, дил зи раҳе настонӣ,
Ин аст сухан: То надиҳӣ, настонӣ!

1836
Эй дӯст, ба ҳаққи он-к ҷонро ҷонӣ,
Чун номайи ман ба ту расад, бархонӣ.
Аз булаҷабӣ, номайи ман надронӣ,
Чун ҳоли дили хароби ман медонӣ.

1837
Дар ишқ мувофиқат бувад, чун ҷоне,
Дар мазҳаби ҳар зарифи маънидоне.
Аз сиву ду дандон яке гашт дароз,
Бе дандон шуд тан аз чунон дандоне.

1838
Дар хок агар рафт тани беҷоне,
Ҷон бар фалак афрозад шодурвоне.
Дар хок бунафша чун бипойид, бираст,
Чун барнадамад сарв чунон бистонӣ?!

1839
Гар дар талаби манзили ҷонӣ, ҷонӣ,
Гар дар талаби луқмаи нонӣ, нонӣ.
Ин нуктаи рамз агар бидонӣ, донӣ,
Ҳар чиз, ки дар ҷустани онӣ, онӣ.

1840
Бо дил гуфтам, ки: «Эй дил, аз нодонӣ,
Маҳрум зи хидмати кийӣ, медонӣ?»
Дил гуфт маро: «Тахта ғалат мехонӣ,
Ман лозими хидматам, ту саргардонӣ».

1841
Эй абр, ки ту ҷаҳони хуршедонӣ,
Коре мақлуб мекунӣ, то донӣ.
Аз зулми ту бар мост ҷаҳон зулмонӣ,
Пас гиря насиби мост, ту гирёнӣ.

1842
Он чиз ки ҳаст дар сабад, медонӣ,
Аз сирри сабад то ба бад медонӣ.
Ҳам рӯз бигӯям, ба шабат ёд ояд,
Шаб низ бигӯям, ки ту худ ҳам донӣ.

1843
Лайлӣ, ки ғами бехабараш медонӣ,
Не, ӯ дигараст, ту дигараш медонӣ.
Ӯ дар хон(а)сту бар дараш медонӣ,
Ту бехабарӣ, бехабараш медонӣ.

1844
Эй он-к муроди ҳар забон медонӣ
В-ар з-он-к бубанданд даҳон, медонӣ.
В-ар ҷону дилам ниҳон шавад зери замин,
Шод аст равонам, ки равон медонӣ.

1845
Эй он-к зи ҳоли бандагон медонӣ,
Чашмеву чароғ дар шаби зулмонӣ.
Бози дили моро, ки туш мепарронӣ,
Охир ту надонӣ, ки ту(а)ш мехонӣ?!

1846
Ту дӯш чӣ хоб дидайӣ, медонӣ?
Не, дон-ш он нест бад-ин осонӣ.
Дузд аст тани ту кола пинҳон кардаст,
Эй шаҳна, чаро-ш з-ӯ намеранҷонӣ?!

1847
Паррон бошӣ, чу дар сафи ёронӣ,
Парре бошӣ сақат, чу беишонӣ.
То парронӣ, ту ҳокимӣ бар сари он,
Чун пар гаштӣ, зи бод саргардонӣ.

1848
Эй ишқ, ту айни олами ҳайронӣ,

Сармояи савдойӣ, ту саргардонӣ.
Ҳоли мани дилсӯхта то кай пурсӣ?!
Чун медонӣ, ки беҳ зи ман медонӣ.

1849
Эй наргиси бечашму даҳан, ҳайронӣ,
Дар рӯйи арӯсони чаман ҳайронӣ.
Не, ман ғалатам, ту бо арӯсони чаман,
Андар шаҳи пӯшидайӣ ман ҳайронӣ.

1850
То дар талаби гавҳари конӣ, конӣ,
То дар ҳаваси луқмаи нонӣ, нонӣ.
Ин нуктаи рамз агар бидонӣ, донӣ,
Ҳар чиз, ки дар ҷустани онӣ, онӣ.

1851
Чун аст ба дарди дигарон дармонӣ?
Чун навбати дарди мо расад, дар монӣ?
Ман сабр кунам, то зи ҳама вомонӣ,
Ойи бари мо, чу ҳалқа бар дар монӣ.

1852
Ҳошо, ки ба моҳ гӯямат, мемонӣ,
Ё чун қади ту сарв бувад бӯстонӣ.
Маҳро лаби лаъли шакарафшон зи куҷост?!
Дар сарв куҷост ҷунбиши рӯҳонӣ?!

1853
Гар як варақ аз китоби мо бархонӣ,
Ҳайрони абад шавӣ, зиҳӣ, ҳайронӣ!
Гар як нафасе ба дарди дил биншинӣ,
Устодонро ба дарси худ биншонӣ.

1854
Ҳар лаҳза, маҳо, пеши худам мехонӣ,
Аҳвол ҳамепурсиву худ медонӣ.
Ту сарви равониву сухан пеши ту бод,
Мегӯяму сар ба хира меҷунбонӣ.

1855
Эй ишқ, ту айни олами ҳайронӣ,
Сармояи савдойи ту саргардонӣ.
Ҳоли дили ман, сӯхта, то кай пурсӣ?
Чун медонӣ, ки беҳ зи ман медонӣ.

1856
Шамъест дили мард барафрӯхтанӣ,
Чокест зи ҳаҷри дӯст бардӯхтанӣ.
Эй бехабар аз сохтану сӯхтанӣ,

Ишқ омаданӣ бувад, на омӯхтанӣ.

1857
Тавба кардам зи шӯру бехештанӣ,
Ишқат бишнид аз ман ин мумтаҳанӣ.
Аз ҳезуми тавбайи ман оташ бифурӯхт,
Месӯхт маро, ки ҳон, дигар тавба канӣ?!

1858
Ҳар рӯз яке шӯр бар ин ҷамъ занӣ,
Бунёди ҳазор офиятро биканӣ.
То доври абад ин даварон қоим буд,
Бар ҷони фақирон, карами чун ту ғанӣ.

1859
Эй дӯст ба ҳар сухан (ту) дар ҷанг занӣ,
Сад тири ҷафо бар ин дили танг занӣ.
Дар чашми ту ман мисам, дигар кас зари сурх,
Фардо бинаоямат, чу бар санг занӣ.

1860
Ҳаргиз ба мизоҷи худ яке дам назанӣ,
То аз дами хеш гардани ғам назанӣ.
Ҳарчанд малулӣ ту, яқин аст, ки ту,
Бо он-к малулӣ, зи касе кам назанӣ.

1861
Чун маст шавӣ, қароба бар пой занӣ,
Бо душмани ҷони хештан рой занӣ.
Ҳам пист хӯрӣ, маҳову ҳам ной занӣ,
Ин тамъ макун, ки ҳарду як ҷой занӣ.

1862
Ҳар рӯзи пагоҳ хайма бар ҷӯй занӣ,
Сад нақш ту бар гулшани хушбӯй занӣ.
Чун даф дили мо самоъ он гоҳ кунад,
К-аш ҳар нафасе ҳазор бар рӯй занӣ.

1863
Гар хор бад-ин дидайи чун ҷӯй занӣ
В-ар тири ҷафо бар дили чун мӯй занӣ.
Ман даст зи домани ту кӯтаҳ накунам,
Гар ҳамчу дафам ҳазор бар рӯй занӣ.

1864
Гуфтам: «Санаме шудӣ, ки ҷонро ватанӣ»,
Гуфто, ки: «Ҳадиси ҷон макун, гар зи манӣ».
Гуфтам, ки: «Ба теғи ҳуҷҷатам чанд занӣ?!»
Гуфто, ки: «Ҳанӯз ошиқи хештанӣ».

1865
Ҳаргиз набувад майли ту, к-афрошт кунӣ,
Ту ошиқи онӣ, ки фурудошт кунӣ.
Бисмиллаҳи ногуфта ту гӯй, алҳамд,
Ноомада субҳ, аз тамаъ чошт кунӣ.

1866
Гар дод кунӣ, дархури худ дод кунӣ,
Бечора касеро, ки туаш ёд кунӣ.
Гуфтӣ ту, ки: «Бисёр ба ёдат кардам»,
Ман медонам, ки чун маро ёд кунӣ.

1867
Эй бода, ту бошӣ, ки ҳама дод кунӣ,
Сад банда ба як сабӯҳ озод кунӣ.
Чашмам ба ту рӯшан аст ҳамчун хуршед,
Ҳам дар ту гурезам, ки туам шод кунӣ.

1868
Аз ранҷу малоли мо чӣ фарёд кунӣ?!
Он беҳ, ки ба шукр васлро шод кунӣ.
Аз мо чӣ гурезиву чӣ во-дод кунӣ?!
З-он тарс, ки васлро басе ёд кунӣ.

1869
Эй дӯст, туро расад, агар ноз кунӣ,
Носоз шавӣ, боз даме соз кунӣ.
З-он метарсам, дари ҷафо боз кунӣ,
Макр андешӣ, баҳона оғоз кунӣ.

1870
Эй он-к маро бастайи сад дом кунӣ,
Гӯйӣ, ки: «Бирав» дар шабу пайғом кунӣ.
Гар ман биравам, ту бо кӣ ором кунӣ?
Хамноми ман, эй дӯст, киро ном кунӣ?

1871
Худ ҳеч ба сӯйи мо нигоҳе накунӣ,
Гирам, ки гуноҳ аст, гуноҳе накунӣ.
Дил дар гули рухсори ту менолад зор,
Бар ойинаи дилам ту оҳе накунӣ.

1872
Аз гил қафаси ҳуд-ҳуди ҷонҳо ту кунӣ,
Бар хоки сияҳ шакарфишонҳо ту кунӣ.
Онро, ки чунин сурмакашӣ, ӯ донад,
К-онҳо зи ту ояду чунонҳо ту кунӣ.

1873
Кай паст шавад, он-к баландаш ту кунӣ?!

Шодон бувад он ҷон, ки нажандаш ту кунӣ.
Гардуни сарафрошта сад бӯса диҳад,
Ҳар рӯз бар он пой, ки бандаш ту кунӣ.

1874
Кофар нашудӣ, ҳадиси эмон чӣ кунӣ?!
Беҷон нашудӣ, ҳадиси ҷонон чӣ кунӣ?!
Дар арбадаи нафс ракикӣ ту ҳанӯз,
Беҳуда ҳадиси сари султон чӣ кунӣ?!

1875
Ман бодаму ту барг, наларзӣ, чӣ кунам?!
Коре, ки манат диҳам, наварзӣ, чӣ кунам?!
Чун санг задам, сабӯйи ту бишкастам,
Сад гавҳару сад баҳр наярзӣ, чӣ кунам?!

1876
Эй ботил, аз ҳақ нагурезӣ, чӣ кунӣ?!
В-эй заҳр, ба ҷуз талхиву тезӣ чӣ кунӣ?!
Ишқ оби ҳаёт омаду мункар чу харе,
Эй хар, ту дар об дарнамезӣ, чӣ кунӣ?!

1877
Дар поракашӣ ту хеш чун теша кунӣ
В-аз пораву аз чора ҳам андеша кунӣ.
Ё зангии зулфи ӯ дар он нур биҷӯй,
Андешайи борик чунин пеша кунӣ.

1878
Моҳ омад пеши ӯ, ки: Ту ҷони манӣ,
Гуфташ, ки: «Ту камтарин ғуломони манӣ».
Ҳарчанд бад-он ҷамъ такаббур мекард,
Медошт тамаъ, ки гӯямаш: «Они манӣ».

1879
Гуфтам: «Санамо, магар, ки ҷонони манӣ,
Акнун, ки ҳаме назар кунам, ҷони манӣ.
Муртад гардам, гар ту зи ман баргардӣ,
Эй ҷону ҷаҳон, ту куфру имони манӣ».

1880
Не ман манаму не ту туӣ, не ту манӣ,
Ҳам ман манаму ҳам ту туйӣ, ҳам ту манӣ.
Ман бо ту чунонам, эй нигори хутанӣ,
К-андар ғалатам, ки ман туам ё ту манӣ».

1881
Имшаб манаму яке ҳарифе чу мане,
Барсохта маҷлисе, ба расми чамане.
Ҷоми маю нуқлу шамъу мутриб ҳама ҳаст,

Эй кош, ту будиву инҳо ҳама не.

1882
Эй нури дилу дидаву ҷонам, чунӣ?
В-эй орзуи ҳарду ҷаҳонам, чунӣ?
Ман бе лаби лаъли ту чунонам, ки мапурс
Ту бе рухи зарди ман, надонам, чунӣ.

1883
Гуфтам: «Чунӣ, маҳо, хушӣ, маҳзунӣ?»,
Гуфто: «Маҳро касе бипурсад, чунӣ?
Чун бошад талъати маҳ, гар дунӣ?
Тобону латифу хубиву мавзунӣ».

1884
Бе худ бошӣ, ҳазор раҳмат бинӣ,
Бо худ бошӣ, ҳазор раҳмат бинӣ.
Ҳамчун Фиръавн ришро шона макун,
Гар шона кунӣ, сазои саблат бинӣ.

1885
Берун нигарӣ, сурати инсон бинӣ,
Халқи аҷаб аз Руму Хуросон бинӣ.
Фармуд, ки ирҷаъи руҷӯъ ин бошад,
Бингар ба дарун, ки ба ҷуз инсон бинӣ.

1886
Хоҳӣ, ки ҳаёти ҷовидонӣ бинӣ
В-аз фақр нишонаи аёнӣ бинӣ.
Андар раҳи фақр бад марав, то маравад,
Мардона даро, ки зиндагонӣ бинӣ.

1887
Эй он ки ғуломи Хусраву Ширинӣ,
Бо ишқ бисоз, гар ҳарифи динӣ.
Пайваста ҳарифи ишқу гармӣ мебош,
То ошиқи гарм аз ту барад иннинӣ.

1888
Имшаб бирав, эй хоб, агар биншинӣ,
Аз оташи дил сазойи саблат бинӣ.
Эй ақл, бирав, ки ту сухан мечинӣ,
Эй ишқ, биё, ки сахт ботамкинӣ.

1889
Бӯ бард зи ту гули муаттар? Не, не,
Ё дидат офтобу ахтар? Не, не.
Гӯйӣ, ки: «Шабаст сӯйи равзан бингар»,
Гар ту биравӣ, шаб аст гар не? Не, не.

1890
Ҷоно, зи ту безор шавам? Не, не, не.
Бо ҷуз ту дигар ёр шавам? Не, не, не.
Дар боғи висолат чу ҳама гул бинам,
Сарчашма ба ҳар хор шавам? Не, не, не.

1891
Андар дили ман, маҳо, дилафрӯз туйӣ,
Ҳастанд дигарон, валек дилсӯз туйӣ.
Шоданд ҷаҳониён ба Наврӯзу ба ид,
Иди ману Наврӯзи ман имрӯз туйӣ.

1892
Дил кист? Ҳама кору киёйиш туйӣ,
Неку баду куфру порсойиш туйӣ.
Гар каж нигарад дидаи ман, ман чӣ кунам?!
Аз худ гила кун, ки рӯшнойиш туйӣ.

1893
Аз обу гиле нест биное чу туе,
Ё раб, ки чиҳо кард баройи чи туе!
Гар наъразанонӣ ту баройи чу вайе,
Лаббайккунонаст баройи чу туе.

1894
Дар олами ҳусн ояти султон-к туйӣ,
Дар хиттаи лутф шӯҳрабурҳон-к туйӣ.
Дар қолаби ошиқони беҷонгашта,
Инсоф бидодем, зиҳӣ, ҷон-к туйӣ!

1895
Эй душмани ҷону ҷони ширин, ки туйӣ,
Нури Мӯсову Тури Санин, ки туйӣ.
В-эй дӯст, ки заҳра нест ҷонро ҳаргиз,
То ном барад аз ту ба таъйин, ки туйӣ.

1896
Эй нусхаи номаи илоҳӣ, ки туйӣ
В-эй ойинаи ҷамоли шоҳӣ, ки туйӣ.
Берун зи ту нест ҳар чӣ дар олам ҳаст,
Дар худ биталаб ҳар он чӣ хоҳӣ, ки туйӣ.

1897
Эй дил, ҳардам чу хок барбод шавӣ,
Ҷон бар кафи ғам ниҳиву дилшод шавӣ.
Ин бор дар оташиву бигзоштамат,
Бошад, ки дар ин воқеа устод шавӣ.

1898
Эй хоҷа, зи ҳар хаёл пурбод шавӣ

В-аз ҳеҷ туруш гардиву дилшод шавӣ.
Дидам, ки дар оташиву бигзоштамат,
То пухтаву то зираку устод шавӣ.

1899
Ту ошиқи рӯйи он паризод шавӣ
В-он гаҳ ҳардам чу хок бар бод шавӣ.
Донам, ки дар оташиву бигзоштамат,
Бошад, ки дар ин воқеа устод шавӣ.

1900
Гар як нафасе воқифи асрор шавӣ,
Ҷонбозиро ба ҷон харидор шавӣ.
То масти худӣ, ту то абад тира-стӣ,
Чун маст аз ӯ шавӣ, ту ҳушёр шавӣ.

1901
Дар дил нагузорамат, ки афгор шавӣ,
Дар дида надорамат, ки бас хор шавӣ.
Дар ҷон кунамат ҷой, на дар дидаву дил,
То дар нафаси бозпасин ёр шавӣ.

1902
Аз кам хӯрдан зираку ҳушёр шавӣ,
Аз пур хӯрдан аблаҳу бекор шавӣ.
Пурхории ту ҷумла зи пурхории туст,
Камхор шавӣ, агар ту кам хор шавӣ.

1903
Аз сояи ошиқон агар дур шавӣ,
Бар ту занад офтобу ранҷур шавӣ.
Пешу паси ошиқон чу соя медав,
То чун маҳу офтоб пурнур шавӣ.

1904
Дар рӯза чу аз табъ даме пок шавӣ,
Андар пайи покон, ту бар афлок шавӣ.
Аз сӯзиши рӯза нур гардӣ ту, чу шам,
В-аз зулмати луқма, луқмайи хок шавӣ.

1905
Андар раҳи ҳақ чу чусту чолок шавӣ,
Нури фалакӣ, боз ба афлок шавӣ.
Аршаст нишемани ту, шармат н-ояд,
Чун соя муқими хиттаи хок шавӣ?!

1906
Гар ошиқи рӯйи қайсари Рум шавӣ,
Уммед бувад, ки ҳаййи Қайюм шавӣ.
Аз ҳаҷр магӯ ба пеши султони висол,

Метарс, к-аз ин ҳадис маҳрум шавӣ.

1907
То хоки қудуми ҳар муқаддам нашавӣ,
Солори сипоҳи нафси одам нашавӣ.
То аз ману мойи худ мусаллам нашавӣ,
Бо ин малакон маҳраму ҳамдам нашавӣ.

1908
Эй дида, ту аз гиря забун менашавӣ,
Эй дил, ту аз ин воқиа хун менашавӣ.
Эй ҷон, чу ба лаб расидӣ аз қолаби ман,
Охир ба чӣ хушдилӣ бурун менашавӣ?!

1909
Гар сайди Худо шавӣ, зи ғам раста шавӣ,
Гар дар сифати хеш равӣ, баста шавӣ.
Медон, ки вуҷуди ту ҳиҷоби раҳи туст,
Бо худ манишин, ки ҳар замон хаста шавӣ.

1910
Эй боди саҳар, бигӯй он силсиламӯй,
Аҳволи дилам бигӯй, агар бошад рӯй.
В-ар з-он-к бар об дил набошад дилҷӯй,
Зинҳор, маро надидайӣ, ҳеҷ магӯй.

1911
Моему ҳавойи рӯйи шоҳаншоҳӣ,
Дар оби ҳаёти ишқи ӯ чун моҳӣ.
Бегоҳ шудаст рӯз, моро субҳ аст,
Фарёд аз ин валвалаи бегоҳӣ.

1912
Ҷон рӯз чу мор асту ба шаб чун моҳӣ,
Бингар, ки ту бо кадом ҷон ҳамроҳӣ.
Гаҳ бо Ҳорут соҳир андар чоҳӣ,
Гаҳ дар дили Зӯҳра посбони моҳӣ.

1913
Дастор ниҳодайӣ,ба мутриб надиҳӣ,
Дастор бидеҳ, то зи такаббур бираҳӣ.
Худро бираҳон, з-он-к ту дастор ниҳӣ,
Дастор бидеҳ, иваз ситон тоҷи шаҳӣ.

1914
Чун мумкини он нест, ки аз мо бираҳӣ,
Ё ҳила кунӣ, зи ҳилаи мо биҷаҳӣ.
То боз харӣ ту хеш, моле бидиҳӣ,
Он беҳ, ки дигар сар накашӣ, сар биниҳӣ.

1915
Имшаб, ки фитодайӣ ба чанголи раҳӣ,
Бисёр тапӣ, валек душвор раҳӣ.
Валлаҳ нараҳӣ зи банда, эй сарви сиҳӣ,
То сина бад-ин дили харобам наниҳӣ.

1916
Аз халқ зи роҳи тезгӯшӣ нараҳӣ
В-аз худ зи сари суханфурӯшӣ нараҳӣ.
З-ин ҳарду агар сахт бикушӣ, нараҳӣ,
Аз халқу зи худ ҷуз ба хамӯшӣ нараҳӣ.

1917
Лаб бар лаби ҳар бӯсарабое биниҳӣ,
Навбат чу ба мо расад, баҳое биниҳӣ.
Ҷурми ҳамаро афв кунӣ бе сабабе,
В-ин ҷурми маро ту дасту пое биниҳӣ.

1918
Онӣ, ки бар дилшудагон дер ойӣ
В-он гаҳ чу ойӣ, нафасе сер ойӣ.
Гоҳ оҳуву гоҳ ба сурати шер ойӣ,
Ҳам нарму дурушт ҳамчу шамшер ойӣ.

1919
Чун шаб бари ман занону гӯён ойӣ,
Дар нимшабӣ субҳи тараб бинмойӣ.
Зулфи шаброзi гиреҳ-гиреҳ бикшойӣ,
Чашмат марасо, ки сахт беҳамтойӣ.

1920
Эй бонги рубоб, аз куҷо меойӣ?
Пуроташу пурфитнаву пурғавғойӣ.
Ҷосуси диливу пайки он саҳройӣ,
Асрори дил аст, ҳар чӣ мефармойӣ.

1921
Дар дасти аҷал чу дарниҳам ман пое,
Дар катми адам дарафканам ғавғое.
Ҳайрон гардад адам, ки ҳаргиз ҷое,
Дар ҳарду ҷаҳон нест чунин шайдое.

1922
Бо қаллошон чу дар ниҳодӣ пое,
Дар ишқ чу пухт ҷони ту савдоӣ.
Ранҷа машаву ба ҳеч ҷое магурез,
Медон, ки аз ин пас нагунҷӣ ҷое.

1923
Мефармояд Худо, ки: «Эй ҳарҷойӣ,

Аз ом бубар, ки хос аз они мойӣ.
Бо мо хӯ кун, ки оқибат охири кор,
Пешат ояд, шабонгаҳ танҳоӣ.

1924
Он рӯз, ки девонайиву савдойӣ,
Дар силсилаи давлатиён меойӣ.
Имрӯз аз он силсила чун маҳрумӣ,
К-имрӯз ту оқиливу корафзойӣ.

1925
Душ омад ёр бар дарам шайдойӣ,
Гуфтам, ки: «Бирав, ки имшаб андар нойӣ».
Мерафту ҳамегуфт: « Зиҳӣ, савдое,
Давлат ба дар омадаст, дар нагшойӣ».

1926
Эй рӯи туро пеша ҷаҳоноройӣ,
В-эй зулфи туро қоида анбарсойӣ.
Он силсилайи саҳар туро, он шояд,
К-аш мегазиву мекашиву мехойӣ.

1927
Эй чун алами сапед дар саҳройӣ
В-эй чун шакари шигарф дар ҳалвойӣ.
З-он метарсам, ки бадрагу бадройӣ,
Дар мағзи ту афканд дигар савдое.

1928
Эй чун алами сапед дар саҳройӣ,
Эй раҳмати даррасида аз болойӣ.
Ман дар ҳаваси ту мепазам ҳалвое,
Ҳалво бингар, ба сурати савдойӣ.

1929
Ҳар рӯз зи ошиқиву ширинройӣ,
Мар ошиқиро пираҳане фармойӣ.
Эй Юсуфи рӯзгор, мо Яъқубем,
Пироҳани туст чашмро бинойӣ.

1930
Чун соз кунад адам ҳаётафзойӣ,
Гирӣ зи адам луқмаву хуш мехойӣ.
Дармерасадат табақ-табақ ҳалвоҳо,
Он ҷо на дукон падиду не ҳалвойӣ.

1931
Ҷонам дорад зи ишқ ҷонафзойӣ,
Аз савдоҳо, латифтар савдойе.
В-аз шаҳри танам чу лӯлиён оварамат,

Ҳар рӯз ба манзилеву ҳар шаб ҷойе.

1932
Эй он-к зи ҳад бурун ту ҷонафзоӣ,
Беҳаддиву ҳадд ҳар нафас бинмоӣ.
Донӣ, ки надорӣ ба ҷаҳон ганҷоӣ,
Дар ғайб бичафсидиву берун ноӣ.

1933
Эй он-к салибдору ҳам тарсоӣ,
Пайваста ба зулф анбари тарсоӣ.
Лаб бар лаби ман ба бӯса камтар соӣ,
Н-оӣ бари ман чу оӣ, бо тарс оӣ.

1934
Гуфтам ба табиб: «Доруе фармоӣ?»
Набзам бигирифт аз сари доноӣ.
Гуфто, ки: «Чӣ дард мекунад? Бинмоӣ?»
Бурдам дасташ сӯйи дили савдоӣ.

1935
Омад бари ман дӯш маҳи яғмоӣ,
Гуфтам, ки: «Бирав, ки имшаб ин ҷо н-оӣ.
Мерафту ҳамегуфт: «Зиҳӣ савдоӣ,
Давлат ба дар омадааст дар нагшоӣ».

1936
Эй он-к табиби дардҳои моӣ,
Ин дард зи ҳад рафт, чӣ мефармоӣ?
Валлаҳ, ки агар ҳазор маъҷун дорӣ,
Ман ҷон набарам, то ту рухе нанмоӣ.

1937
Моем дар ин замон заминпаймое,
Бигзаштаи ҳар шаҳр, ба шаҳророе.
Чун киштии ёвагашта дар дарёӣ,
Ҳар рӯз ба манзилеву ҳар шаб ҷойе.

1938
Чун найшакар аст ин нийят, эй ноӣ,
Ширин нашавад Хисрави мо, гар н-оӣ.
Ҳар субҳдам, он дам, ки ту дар субҳдамӣ,
Аз олами пир бардамад барноӣ.

1939
Рафтам ба табибу гуфтам: Эй биноӣ,
Афтодаи ишқро чӣ мефармоӣ?
Тарки сифату меҳру вуҷудам фармуд,
Яъне ки зи ҳар чӣ ҳаст, берун оӣ.

1940
Медону магӯ, то нашавад расвойӣ,
Зебоийи мард ҳаст дар ганҷойӣ.
Гуфто, ки: «Чӣ ҳоҷат аст?! Ин ҷо малакест,
К-ӯ мӯй ҳамешикофад аз бинойӣ!»

1941
Эй дил, ту бад-ин муфлисиву расвойӣ,
Инсоф бидеҳ, ки ишқро чун шойӣ?!
Ишқ оташи тез аст, туро обе не,
Хокат бар сар, чӣ бода мепаймойӣ?!

1942
Бинмой ба ман рухат, бикун мардумие,
То лоф занам, ки дидаам хуррамие.
Эй ҷону ҷаҳон, аз ту чӣ бошад камие,
К-аз дидани ту шод шавад одамие?!

1943
Сармастаму сармастам, аз ҷоми мае,
Аз соғари паҳлавонйи садкасие.
Чун сурма маро бикуфту дар чашм кашид,
Охир зи газоф нест кори чу вайе.

1944
Дар боғ даро ба гул, агар хор найӣ,
Пеш о ба мувофақат, гар ағёр найӣ.
Чун заҳр мадор рӯй, агар мор найӣ,
Ин нақш бихон, чу нақши девор найӣ.

1945
Эй он-к ба ҷуз шодиву ҷуз нур найӣ,
Чун наъра занам, ки аз барам дур найӣ?!
Ҳарчанд намакҳои ҷаҳон аз лаби туст,
Лекин чӣ кунам, к-андарин суд найӣ.

1946
Ишқ аст, санамо, чӣ дилбариҳо куние,
Дар куштани банда соҳариҳо куние.
Яхшибаки ишқат ба Самарқанди дилам,
Огоҳ найӣ, чӣ кофариҳо куние.

1947
Он ратли гаронро агар арзон куние,
Аҷзои ҷаҳонро ҳамагӣ ҷон куние.
В-ар з-он лаби ширин шакарафшон куние,
Каҳро ба мисоли зарра рақсон куние.

1948
Гуфтам, ки: «Чаро туруш шудӣ, сирка найӣ?!»

Гуфто: «Зеро ки бо аду обу майӣ».
Гуфтам: «З-ин пас чу обу равған бошам»,
Хандид, ки: «Рав, ту бар яке феъл кайӣ?»

1949
Рав, эй ғаму андеша, хато мегӯйӣ,
Аз кони вафо чаро ҷафо мегӯйӣ?
Мар кӯдакаконро ба ҷафо тарсонанд,
Ман пир шудам, дар ин, маро мегӯйӣ?

1950
Эй дил, чӣ ҳадису моҷаро меҷӯйӣ?!
Ман бо туам, эй дил, ар маро меҷӯйӣ.
Ва-р з-он-к надидайӣ, киро меҷӯйӣ?!
Ва-р з-он-к надидайӣ, чаро меҷӯйӣ?!

1951
Дил гуфт маро: «Бигӯ, киро меҷӯйӣ?!
Бар гирди ҷаҳон хира чаро мепӯйӣ?!
Гуфтам, ки: «Бирав, маро ҳамин хоҳӣ гуфт:
Саргашта ман аз туам, маро мегӯйӣ».

1952
Гуфтӣ, ки: «Ту девонаву маҷнунхӯйӣ»,
Девона туӣ, ки ақл аз ман ҷӯйӣ.
Гуфтӣ, ки: «Чӣ бешарму чӣ оҳанрӯйӣ!»
Ойина кунад ҳамеша оҳанрӯйӣ.

1953
Эй турк, чаро ба зулф чун ҳиндуйӣ?!
Румируху зангихату пурчинмӯйӣ?!
Натвон дили худро ба хато гум кардан,
Тарсам, ки ту туркиву ба туркӣ гӯйӣ.

1954
Гаҳ аз ғами ӯ даст зи ҷон мешӯйӣ,
Гаҳ қиссаи ӯ ба дарди дил мегӯйӣ.
Саргашта чаро гирди ҷаҳон мепӯйӣ,
К-ӯ аз ту бурун нест, киро меҷӯйӣ?!

1955
Эй боди саҳар, ту аз сари некӯйӣ,
Шояд, ки ҳикоятам бад-он маҳ гӯйӣ.
Не, не, ғалатам гарат бад-ӯ раҳ будӣ,
Пас гирди ҷаҳон дигар киро меҷӯйӣ?

***

*потеряна 4-я строка: 516, 517*
*потерян весь рубаи: 1956 (а был ли он в их источнике?)*
*два рубаи на одной странице: 541*
*в конце — запятая, вместо точки / лишняя точка: 857, 1107, 1175 и др.*

*http://hojja-nusreddin.livejournal.com/2329542.html*